АКАДЕМИЯИ ФАНҲОИ
РСС ТОҶИКИСТОН
ИНСТИТУТИ ШАРҚШИНОСӢ

АБДУРАҲМОНИ
ҶОМӢ

# ОСОР

## ДАР ҲАШТ ҶИЛД

ДУШАНБЕ
«АДИБ»
1988

АКАДЕМИЯИ ФАНҲОИ
РСС ТОҶИКИСТОН
ИНСТИТУТИ ШАРҚШИНОСӢ

АБДУРАҲМОНИ
ҶОМӢ

# ОСОР

ҶИЛДИ ШАШУМ

## ВОСИТАТ-УЛ-ИҚД

## ДЕВОНИ СОНӢ

ДУШАНБЕ
«АДИБ»
1988

ББҚ 84 Тоҷик 1—5
600 с

Ҳозиркунандаи чоп:
Аълохон Афсаҳзод.

**Ҷомӣ Абдураҳмон**

Ҷ 68 Осор: иборат аз ҳашт ҷилд. Ҷилди шашум Душанбе: Адиб, 1988. (АФ РСС Тоҷикистон Ин-ти шарқшиносӣ). Ҷилди 6. Девони сонӣ. Воситат-ул-иқд. — 560 с.

Ҷилди шашуми осори ҳаштҷилдаи Абдураҳмони Ҷомӣ (1414—1492) девони дуввуми ӯ «Воситат-ул-иқд»-ро, ки аз қасоиди ҳакимона, ғазалҳои дилошӯб, муқаттаоти рангоранг ва рубоиҳои намакин иборат аст, фаро мегирад. Ин девон дар Тоҷикистон бори аввал ба табъ мерасад. Аз ин ҷиҳат он барои хонандагон тӯҳфаи бебаҳост.

**Джами Абдурахман.**

Сочинение в 8-ми томах: Том VI.

В шестом томе сочинения Абдурахмана Джами помещен его второй диван «Васитат-ул-икд» («Средняя жемчужина ожерелья»), составленный им в 1489 году. Диван охватывает касиды, газелей, китъа и рубаи поэта.

**Ҷ $\frac{4702540102 - 184}{503(12) - 88}$ 107 — 88** **ББК 84 Тоҷик 1—5**

«Воситат-ул-иқд», ки маънояш шаддаи ҷавоҳири мобайни гарданбанд аст, номи девони дуввуми Мавлоно Нуриддин Абдураҳмони Ҷомӣ (1414—1492) аст, ки соли 1489 тадвин гардида, маҳсули лирикии тақрибан даҳсолаи ӯро (солҳои 1480—1489) муштамил аст. Дар ин бора худи шоир чунин хабар медиҳад: «Аммо баъд намуда меояд, ки дар таърихи санаи арбаа ва самонин ва самонамиата (884—1479 м.— А. А.), ки муддати умр аз шаст гузашта буд ва ба ҳафтод наздик гашта, қариб ба даҳ ҳазор байт аз шеърҳои пароканда, ки авқоти шариф ба он зоеъ шуда буд ва бар он мутаассиф мебудам, дафъи дағдағаи ҷамъу тартибро ҷамъу тартиб карда шуд ва ҳиммат бар он буд, ки агар бақияи ҳаёте бошад, ба талофии он масруф гардад. Аммо чун гоҳ-гоҳ ба ҳукми вақт бесобиқаи такаллуфе байте ё бештар аз хотир сар мезад ва ба мӯҷиби ишорати баъзе аз дарвешон, мисраъ.

**Ки бодо вақти эшон хуш чу вақти дигарон з-эшон,**

сурати такмил меёфт ва дар қайди китобат меомад ва идроҷи он дар силки он чӣ пештар самти интизом ёфта буд, музаннаҳи ахлол ба тартиби он мебуд, ҷудогона дар ин авроқ сабт афтод. Умед аст, ки агар мӯҷиби аҷре набошад, мӯкзӣ ба вазре низ нагардад. Қитъа:

Дар оғози тасвиди ин тоза нақш
«Чу таммамтаҳу» гуфтам аз баҳри фол,
Хирадманди доно ба сирри ҳуруф
Аз он гуфта дарьёфт таърихи сол».[1]

Аз моддаи таърихи «чу таммамтаҳу» рақами 894 ҳосил гардида, он санаи ҳиҷрии 894-ро ифода мекунад, ки ба соли 1489 мелодӣ баробар аст.

Мувофиқи матни илмии интиқодие, ки нависандаи ин сатрҳо танзим намуда, соли 1980 дар Москва ба табъ расонда буд, «Воситат-ул-иқд» аз 22 қасида (555 байт), як таркиббанд (50 байт), 493 ғазал (1606 байт), як баҳри тавил (7 байт), 53 қитъа (132 байт), 75 рубоӣ (150 байт) ва 22 муаммо (28 байт) мураттиб гардидааст. Яъне дар он ҷамъулҷамъ 667 шеър ҷой дода шудааст, ки 4478 байтро ташкил мекунад. Дар нашри ҳозир баъзеи ин шеърҳо ба сабаби кӯҳна шудани мазмунашон ихтисор гардиданд.

[1] *Абдураҳмони Ҷомӣ.* «Воситат-ул-иқд» ва «Хотимат-ул-ҳаёт». Матни илмии интиқодӣ. Ба кӯшиши Аълохон Афсаҳзод. Москва, Идораи Интишороти «Дониш», Шӯъбаи адабиёти Ховар, 1980, с. 4.

## Раҳши болин би шарҳи ҳолин[1]

Манам чу гӯй ба майдони фусҳати маҳу сол
Ба савлаҷони қазо мунқалиб зи ҳол ба ҳол.
Ба соли ҳаштсаду ҳафдаҳ зи ҳиҷрати набавӣ[2],
Ки зад зи Макка ба Ясриб сародиқоти ҷалол,
Зи авҷи қуллаи парвозгоҳи иззи қидам
Бад-ин ҳазизи ҳавон суст кардаам пару бол.
Ба ҳаштсаду наваду се кашидаам имрӯз
Зимоми умр дар ин тангнои ҳиссу хаёл.
Миёни ин ду ҳад аз муддати бақо бар ман
Чи вартаҳо, ки гузашта аз таҳаввули аҳвол.
Ба пушт боз фитодам нахуст якчанде,
Бад-он масоба, ки бошад табиати атфол.
Накарда ҳеҷ гунаҳ, буд чун гунаҳгорон
Ба маҳди тарбиятам баста дасту по ба давол.
Қадам зи рафтан лангу каф аз гирифтан шал,
Даҳон зи хӯрдан банду забон зи гуфтан лол.
Зи нӯги ҳар мижа хуни ҷигар наяфшонда,
Наёмада ба гулӯ шири софиям чу зулол.

[1] Қатраҳои андеша пиромуни шарҳи ҳоли хеш
[2] Соли 817 ҳиҷрӣ ба с. 1414 исавӣ баробар аст

В-аз он пасам нарасида ҳанӯз қуввати ақл
Ба пояе, ки яминро ҷудо кунам зи шимол.
Зи ҳаҷри[1] марҳамати модарам кашид ба ҷабр
Инояти падари мушфиқи ҳамидахисол.
Ба дасти сунъи муаллим супурд дастамро,
Ба пои табъи ман аз ақл ӯ ниҳод иқол.
Фишонд ҷони маро дар замини истеъдод
Зи ҳарфҳои ҳиҷо тухми илму фазлу камол.
Кушод босираро аз нукуши хаттешон
Раҳи назар ба арӯсони анбаринсирбол.
Расонд нотиқро дар вуҷуди лафзешон
Ба мунтаҳои баён дар маҷории аҳвол.
Зи ҳарф-ҳарфи камолам ҳиҷокунон гузаронд
Ҷу раҳраве,
ки ба пояш бувад ниҳода шикол.
В-аз он сипас чу зи поям шиколро бардошт,
Шудам равона ба мақсад ба гоми истеъҷол.
Зи «бо»-и «бисмила» то «син»-и хатми «Нос» маро
Убур дод бар ин манҳаҷу бар ин минвол[2].
Даромадам пас аз он дар мақоми касби улум,
Муморисони фунунро фитода дар дунбол.
Зи наҳвиён талабидам қавоиди эъроб,
Зи сарфиён шунавидам завобити аълол.
Зи қавли шореҳи ҳар мантиқиям шуд малака
Тариқи касби матолиб ба фикру истидлол.
Паи духул ба байти фавоиди ҳикамӣ
Задам ба дарси ҳакимон дари ҷавобу савол.
Гаҳе ба барзани машшоиён ниҳодам пой,
Гаҳе ба домани ашроқиён задам чангол.
Ба дасти фикрати мушкилкушой бикшодам
Зи шоҳидони табиӣ буроқеъи ишкол.

---

[1] *Ҳаҷр* — манъ кардан
[2] Яъне нахуст Қуръонро ёд дод

Ба килки сурати маънинамой бинҳодам
Барои фаҳми риёзӣ бадоеъи ашкол.
Намуд нури илоҳӣ зи пардаи дил рӯй
Шудам зи партави он мушкилотро ҳаллол.
Зи илми фиқҳу усулаш тамом донистам,
Ки чист мустанади ҳукми ҳар ҳарому ҳалол.
Шуд аз рувоти ҳадису асар маро равшан
Раҳи паямбару ойини саҳбу сурати ол.
Чу дар сароири «Қуръон» шудам муҷоҳидакаш,
Дар он муҷоҳида ҷоиз надоштам эҳмол.
Зи ҳадду матлаъу заҳру бутуни ӯ кардам
Ба қадри ҳавсала рафъи ғаёҳиби иҷмол.
Нашуд зи илми муҷаррад чу коми ман ҳосил,
Бар он шудам, ки кунам он улумро эъмол.
Задам қадам ба сафи сӯфиёни софидил,
Ки нест мақсадашон аз улум ҷуз аъмол.
Сафири зикр задам билъашои вал-ишроқ,[1]
Надими фикр шудам бил-ғудуввӣ вал-осол.[2]
Зи зикру фикр расидам ба машҳаде, ки гирифт
Ҳиҷоби кавн зи ваҷҳи ҳақиқат измеҳлол.
Намуд касрати зоҳир зи ваҳдати ботин
Ба сони давраи оташ зи шӯълаи ҷаввол.
Бувад бақо сифати ӯву дар маротиби халқ
Наёфт номи бақо ҷуз таъоқиби амсол.
Зи тавр-тавр гузаштам басе, вале ҳаргиз
Зи фикри шеър нашуд ҳосилам фароғати бол.
Ҳазор бор аз ин шуғл тавба кардам, лек
Аз он набуд ғузирам чу соири ашғол.
Бале, гузир чи имкон зи ҳар чи килки қазо
Навишт бар сари кас дар мабодии озол?
Чунон ба шеър шудам шӯҳра дар басити ҷаҳон,
Ки шуд муҳити фалак з-ин тарона моломол.

---

[1] Аз шом то субҳ
[2] Аз бомдод то шабонгоҳ

Арӯси даҳр паи зеби гӯшу гардани хеш,
Зи силки гавҳари назмам гирифт иқди лаол.
Суруди айш зи гуфтори ман кунад мутриб,
Раҳи самоъ зи ашъори ман занад қаввол.
Агар ба Форс равад корвони ашъорам,
Равони Саъдиву Ҳофиз кунандаш истиқбол
В-агар ба Ҳинд расад, Хусраву Ҳасан гӯянд,
Ки эй ғариби ҷаҳон, марҳабо, таъол-таъол!
Зи баски сӯи ҳар иқлим гуфтугӯям рафт,
Шуданд сахраи ақволи ман ҳама ақьёл.
Гаҳе зи Рум нависад саломи ман Қайсар,
Гаҳе зи Ҳинд фиристад паёми ман Чепол.
Расад зи волии мулки Ироқу Табрезам
Авотифи мутавотир, маноеҳи мутавол.
Чи дам занам зи Хуросону аҳли эҳсонаш,
Ки ҳастам аз кафашон ғарқи баҳри барру навол.
Фазоиле, ки шумурдам дар ин қасидаи хеш,
Газофҳои хато буду лофҳои маҳол.
Дурӯғ зулмати маҳз асту ноқидони сухан
Аз он кунанд арӯсони шеърро хату хол.
Сад инфиол расад оқибат арӯсонро
Зи мӯйҳои дурӯғин ба рӯзи арзи ҷамол.
Ҷамоли хуҷланишинон ҳай наёфт ҷамал[1],
Агарчи баст шутурбон ба пои ӯ халхол.
Зи илму фазл чӣ лофам, ба он бувад, ки зананд,
Рақам ҳадиси маро дар саҳифаи ҷуҳҳол.
Дирамхаридаи ҳирсам, ситамрасидаи оз,
Мутеъи ҳукми амонӣ, мусаххари омол.
Ба сони кӯҳи гаронҷунбишам ба роҳи худо[2]
Ба сони гӯи сабукгардишам ба кӯи зулол.
Ҳазор ганҷи гуҳар дар замири ман пинҳон,
Зи сифлатабъии худ ғарра гаштаам ба сафол.

---

[1] *Ҷамал* — шутур
[2] *Ҳудо* — ҳидоят, раҳнамунӣ ба сӯи хайр

Зи захми ҳодиса хат-хат бувад паи дираме
Ғуборнок рухи ман чу тахтаи раммол.
Зи баски бехирадам, рӯзу шаб ҳамегардам
Зи дасти бехирадон сӯ ба сӯ чу қуръаи фол.
Ба зери бори ғамам баҳри шодии фарзанд,
Тиҳӣ зи шуғли маодам паи маъоши аёл.
Ба ҳукми ҳирсу тамаъ мекунам ба ҳар кишвар
Қасидаҳо иблоғу рисолаҳо ирсол.
Муҳаймиио! Ба таъолии зоти ақдаси ту,
Ки наъти хоси вай омад муҳаймини мутаол,
Ба ҳаққи ҳилми азимат, ки кӯҳҳои гуноҳ
Ба ҷанби он набувад дар адод як мисқол,
Ба ҳаққи сафвати Одам, ки буд тинати ӯ
Салолаи гили фаххор, лозиби салсол,
Ба ҳаққи Шису улуму мавоҳибе, ки бар ӯ
Нузул ёфт зи файзи саҳоиби афзол,
Ба ҳаққи нӯҳаи Нӯҳу садои нолаи ӯ,
Қ-аз он фитод дар аркони зиллаташ залзол,
Ба бутшикан падари миллат-он кӣ савлати ӯ
Ҳаёкили санамиро зи санг дод давол,
Ба пири кардаписаргум, ки ҳизматаш афрӯхт
Зи зулмати шаби ҳиҷрон фурӯғи субҳи висол,
Ба мӯъҷизоти шубоне, ки аждаҳои асош
Дарун кашид бурун аз адад асии ҳибол,
Ба нафхкардаи Ҷибрил-он кӣ нафхаи рӯҳ
Дамид дар тани мақтул ханҷари оҷол,
Ба ҳаққи Аҳмади Мурсал, ки аз масоии ӯст
Сауди авҷи ҳадӣ раста аз ҳазизи вубол,
Ба сидқи Сиддиқи он шоҳи дин, ки бозовард
Ба роҳи маъзарат асҳоби раддаро иқбол,
Ба фарри талъати Форуқу зилли ӯ, ки аз он
Фирор кардӣ шайтон — моридаи мӯхтол,
Ба шармгинии Усмон,
ки ҷайши Усратро
Ҷиҳоз сохт ба базли захоири амвол,

Ба Зулфиқори Алӣ, он диловари олӣ,
Қи буд рӯзи даго қомеъи сафи абтол.
Ба сирри синаи Салмону дарди Бӯдардо,
Ба нури чони Суҳайбу нидои субҳи Билол,
Ба тобеъину ба атбоъи тобеъин, яъне
Мутобеъони Набӣ дар мавориди афъол,
Ба раҳравони раҳи дин, ки чун шамолу сабо
Ҳамераванд ба як ҳол дар суҳулу чибол,
Ба восилон, ки ба нузҳатсарои қудси қидам
Зи олами ҳадисон кардаанд ҳабти риҳол,
Ки Ҷомӣ, он ки ниҳодӣ ба пою гардани ӯ
Зи вояҳои табиат салосили ағлол,
Аз он салосилу ағлол мутлақаш гардон,
Қ-аз ин қуюд зи буди худаш гирифт малол.
Ба роҳи бандагияш чунбише бидеҳ, ки дар он
Ба ғайри ту дигаре набвадаш маобу маол.
Чу додияш шарафи гуфтугӯ бар он дораш,
Ки сарфи шукри ту созад лисони ҳолу мақол.

## Фӣ-л узлат[1]

Ман киям?—Аз доми ҳирсу оз раҳида,
Пой ба домони факру фоқа кашида.
Ирқи таманно, зи ҳар чи ҳаст, гусаста,
Тори таъаллуқ, зи ҳар чи ҳаст, бурида.
Баста забон ҳам зи хонда, ҳам зи навишта,
Шуста варақ ҳам зи гуфта, ҳам зи шунида.
Номаи номам ба барру баҳр гузашта,
Тоири ситам ба шарқу ғарб парида.
Хонае аз обу хоки сабру қаноат
Қарда биною ба кунҷи хона хазида.
Сохта базме, чунон ки чашми замона
Ҳеҷ гаҳ он базмро назир надида.
Бодаам он лойҳои хум, ки нагирад
Роҳи гулӯ бе таровиши дилу дида.
Ёфта гуми хешро чу қатра ба дарьё,
Қатрае аз вай ба коми ҳар кӣ чакида.
Соқиям он дурдкаш, ки табъи баландаш
Хирмани ҳастӣ ба ним ҷав нахарида.
Соғари ман косаи каноршикаста,
Мутриби ман лӯлии рубобдарида
Шоҳиди ман дафтаре, ки бар рухи сода
Аз хати қаҷ-маҷ ниҳода зулфи хамида.
Шамъи шабам оҳи оташин,
ки зи дудаш
Хоби шаб аз чашми анҷум аст рамида.

---

[1] Дар гӯшагузинӣ

Ман ба чунин шаб асиру нури замирам
Бар ҳама офоқиён чу субҳ дамида.
Мунташир аз насри ман ҳазор саҳифа,
Мунтазам аз назми ман ҳазор ҷарида.
Зодаи табъи ман асту сахраи ҷилкам
Фарду ғазал, қитъа, маснавию қасида.
Силки рубой зи ман низом гирифта,
Фанни муаммо зи ман ба ном расида.
Дар чамани фазлу бӯстони фасоҳат
Нахли равоне чу хонаам нарамида.
Меваи он нахлро ба коми тааммул
Ҳар кӣ макидаст, шаҳди ноб макида.
Меваи нахли ман ину чошнияшро
Қоми касон ҷуз ба имтиҳон начашида.
Ҳар нафасам гуфта пири ақл, ки Ҷомӣ,
Эй зи дамат нафҳаи Масеҳ вазида!
Чанд фишонӣ рутаб бар он ки зи хулқаш
Бар ҷигарат сад ҳазор хор халида?
Лаззати хурмои тар чи гуна шиносад
Ноқаи табъе, ки хори хушк чарида?
Беҳ ки аз ин пас ба гӯши кас нарасонӣ
Нуктаи нохондаву шеъри ноталабида.
Бас сухани хуш, ки дар нишемани нисён
Бар сару пояш анокибанд танида.
Чун магаси сайдгашта баҳри халосӣ,
Гарчи басе зери он танида тапида,
Оқибат илло маро зи тамодии даврон
Наъти ҳамулӣ бар иштиҳор гузида.

* * *

Маро дил аз ҳама олам гирифтаст,
Чӣ ҷои олам, аз худ ҳам гирифтаст!
Зи дилгирӣ ками ҳар кас гирифтам,
Қасеро дил бад-ин сон кам гирифтаст!
Чунон аз ҳастии худ зери борам,
Ки пушти тоқати ман хам гирифтаст.
Зи хуршеди тараб кай гарм гардам,
Чу оламро ғамоми ғам гирифтаст?
Аз он маҳрум дорам маҳрамонро,
Ки маҳрам хӯи номаҳрам гирифтаст.
Чу ам бо холи ғам бошад аҷаб нест,
Ки табъи ман зи холу ам гирифтаст.[1]
Чу Исоро дар ин пайғулаи танг
Зи гуфтугӯи ғӯлон дам гирифтаст.
Паи дамсозии олиниҳодон,
Раҳи ин бар шуда, торам гирифтаст.
Сар омад муддати арбоби давлат,
Фалак з-он ҷомаи мотам гирифтаст.
Бувад тобанда хур рахшанда ҷоме,
Ки давронаш зи дасти Ҷам гирифтаст.
Бувад қавси қузаҳ рангинкамоне,
Ки чарх аз бозуи Рустам гирифтаст.
Сурайё бошад он гарданда тасбеҳ,
Ки гардун аз кафи Марьям гирифтаст.

---

[1] *Ам-амак*: хол-тағо; дар натиҷаи афзудани нуқта (яъне холе) «ам» ба «ғам» табдил меёбад.

Сулаймонро чи имкон даст бар дев,
Чу дев аз дасти ӯ хотам гирифтаст.
Ба саркаш тавсанон додаст айём
Инони мулк, к-аз Адҳам гирифтаст.
Ҳарими нестиро каъбае дон,
Ки хокаш хӯрда бар Замзам гирифтаст.
Ба роҳаш фоқа омад ноқа, з-он аст,
Ки Ҷомӣ фоқаро маҳкам гирифтаст.

* * *

Рахшанда ҷирми хур, ки бар ин сабз торам аст,
Қандили гӯрхонаи шоҳони олам аст.
Карданд равшаноии фалакро кабудпӯш,
Яъне, ки ин сарочаи арбоби мотам аст.
Сахт аст бори фурқати озодагони даҳр,
Оре, ба ҳарза нест, ки пушти фалак хам аст.
Эмин мазӣ зи захм, ки ин пурситора чарх
Пиромуни ту ҳалқа зада мори арқам аст.
Гирад қарор дар раҳами хок оқибат
Ҳар нутфае, ки омада аз салби Одам аст.
Қохи фалак пур аст зи зикри гузаштагон,
Лекин касе, ки гӯш кунад ин садо, кам аст.
Бикшой гӯшу ҳуш, ки ин таштро танин
Овозаи Сикандару афсонаи Ҷам аст.
Маҳкам асоси қасри маишат чи суд, чун
Буньёди кохи умри гиромӣ на маҳкам аст?
З-ин як дурӯза давлат аз оғози умри хеш
Хуррам машав, ки оқибати кор мубҳам аст!
Бас тозаву тар аст риёзи амал, вале
Бодаш ҳама самуму зулолаш ҳам сам(м) аст.
Дар ҳайиизи замона зи шодӣ нишон маҷӯй,
Чизе, ки вофир аст дар ин тангно,
ғам аст.
Хуни дил аст баҳри мо чун шафақ мудом
З-ин ҷоми лоҷуворд, ки равшан дамодам аст.
Бар ташнагони водии Каъбаст навҳагар
Гардунчаҳо, ки замзамазан гирди Замзам аст.

Дасти карам кушо, ки зи кунҷи фаромӯшӣ
Дасти кушода пардакаши номи Ҳотам аст.
Ҳар кас баландтар фиканд, охираш батар,
Гардун, ки поя-поя намудори суллам[1] аст.
Бас кас, ки буд хотами султонияш ба даст,
Монда ба зери санг-дар акнун чу хотам аст.
Бигрез аз кашокаши ин золи кӯзапушт,
Зеро ки ин камон на ба бозуи Рустам аст.
Доно, ки дид додани ҷонро халоси хеш,
Доим дилаш зи омадани марг хуррам аст.
Нодон, ки аз ҳақиқати он огаҳӣ наёфт,
Пайваста сина пураламу дида пурнам аст.
Аз мондагон ба зери фалак хӯй боз кун,
Беҳҷатсарои унс бурун з-ин муҳайям аст.
Тадбири кори хеш кай ояд зи одамӣ,
Бечора мубталои қазоҳои мубрам аст.
Фардои ӯ мувофиқи дӣ хоҳад уфтод,
Унвони мо тааххара ав мо тақаддам аст[2].
Хоҳӣ сафои сина, фурӯ шӯй лавҳи дил
З-он нақшҳо, ки бар рухи динору дирҳам аст.
Майдони мулку мол аҷаб тангарса аст.
Ҷастан бурун зи тангии ӯ кори Адҳам аст.
Хоҷа ба садри маҷлису муфлис фурӯди ӯ,
Ин вазъи божгуна ба олам мусаллам аст.
Бошад ба фарқашон рақам ҳарфи «фо»-ю «мим»,
Яъне, ки он муаххар омад в-ин муқаддам аст.
Ҷомӣ, шиори шеъри ту фархунда хилъатест,
Қ-аз соҳирӣ мутарраз, аз эъҷоз муаллам аст.
Дӯшизаест фикри ту, к-аз ғафхи рӯҳи қудс
Марьямсифат ба зодани Исо мукаррам аст.
Он зодаро чу пардаи дилҳо шавад қимот,[3]

---

[1] *Сулам* — зинапоя, нардбон
Арабӣ: [2] Охираш мисли аввалаш аст.
[3] *Қимот* — парпеч, лӯлакпеч

Нақши қимоти золика Исӣ—бин Марьям аст.
Аз шеър рӯ ба фақр кун акнун, ки теғи фақр
Бар захмхӯрдаи тамаъу ҳирс марҳам аст.
Ғарра машав ба илм, ки напазирад инфикок
Ҳарфе, ки дар ҷибиллатат аз ҷаҳл мудғам аст.
Гардун надӯхт хилъати улвӣ ба қадди кас,
Қ-онро тирози зайл на валлоҳу аълам аст.

* * *

Субҳи азал ба хомаи зарриии офтоб
Бар лавҳи сими чарх навиштанд ин хитоб,
Қ-ин сабзхишт мадрасаи зарнигор нест,
Ҷуз баҳри ҳар ҳунарталаби донишиқтисоб.
Битрош ҳарфҳои ҷаҳолат зи дил, ки ҳаст
Хатҳои нодуруст сияҳрӯии китоб.
Бошад лубоби оламиён навъи одамӣ,
Ҳастанд зумраи уламо лубби он лубоб[1].
Хобат шавад ибодат, агар з-он ки чанд шаб
Бар худ кунӣ ҳаром дар ин маҳд ҷаҳди хоб.
Аз нури субҳи шайб куҷо баҳравар шавӣ,
Дуди чароғ агар нахурӣ дар шаби шабоб?
Бошад маҷомеъи уламо равзаҳои қудс,
Худро ба он риёз каш аз мартаъи дуоб.
Ноаҳлро ба илм маҳон,
з-он ки мушкил аст
Аз рашҳи абр маҳви савод аз пари ғуроб.
Ҷонро ҳиҷоби ҷаҳл азобест сахт талх,
Аз инҳирофи табъ бувад азбати ин азоб.
Шояд бубинӣ, он чӣ бубинанд аҳли дил,
Бикшо зи пеши дидаи ҷони худ ин ҳиҷоб.
Дар касби илм кӯш, ки калб[2] аз муаллимӣ
Ояд бурун зи мунқазати соири килоб.
Беҳтар зи кунҷи мадраса набвад туро паноҳ
З-ин даҳри пурҳаводису чархи пуринқилоб.

---

[1] *Лубби лубоб* — мағзи мағз
[2] *Қалб* — саг

Масти шароби кибр шудӣ аз хаёли илм,
То дар ту оқибат чи хумор орад ин шароб.
Гум кардай ба масъалае чанд хешро,
Даркаш ба ҷайби фикр сару хешро биёб!
Хоҳӣ, ки тавсани фалак орӣ ба зери рон,
Исосифат барор хари худ аз ин халоб.
Хурдӣ ба фазл, ҷои бузургон макун талаб,
Бас тифли тездав, ки ба рӯй уфтад аз шитоб
Мантиқ кунад ба фикр савоб аз хато ҷудо,
Дорад натиҷа мантиқи ту фикри носавоб.
Ашколи илми ҳайати ботин накарда ҳал,
З-ашколи ҳандасет чи гирад касе ҳисоб.
Дилро ба оби зӯҳду вараъ деҳ таҳорате,
Қ-ин бошар аз китоби «Ҳидоят» нахуст боб.
Аз охури ҳазизи тамаъ боз каш инон,
То шаҳсавори авҷи фалак бӯсадат рикоб.
Аз марҷаъу маоби худӣ монда бехабар,
З-он мекунӣ зи бехаборон марҷаъу маоб.
Созӣ рафеъ аз дари дунон ҷаноби хеш,
Эй хок бар сари ту аз ин рафъати ҷаноб.
Пеш ор ғайрате, ки зи хони наволашон
Он заббӣ об нест магар сирати зубоб.
Сити камоли ту зи риёзат шавад баланд,
Аз косаи тиҳӣ бувад овозаи рубоб.
Аз тавқи ҳукми килки ту гардан намекашад
Ҳарчанд теғи мулк бувад молики риқоб.
Маъмур ботине, ки паи касбу кори илм
Ин корхона сохт дар ин олами хароб.
Аз ҷилваҳои шоҳиди иқболи сармадӣ
Бошад ҳамеша вақт хушу айш мустаоб.
Ҳастам умедвор аз эҳсони кирдигор,
Қ-аш оҷилан[1] саню бувад оҷилан[2] савоб.

[1] *Оҷилан* (бо ҳарфи «О») — дерпоянда
[2] *Оҷилан* (бо ҳарфи айн) — зудгузар

* * *

Манзиле хуш, хонае дилкаш, мақоме дилкушост,
Соқии гулчеҳра кую мутриби хушгӯ куҷост?
То диҳад он бо хаёли лаъли ҷонон ҷоми май,
То кунад ин бар суруди базми шоҳ оҳанг «Рост».
Хусрави ғозӣ муиззи мулку дин Султон Ҳусайн,
Он ки пеши талъаташ хуршедро қадри Суҳост.
Равшан аст асрори гетӣ бар замири ӯ, бале
Соғари май бар кафаш ойннаи гетинамост.
Соқии базми вай омад осмон, к-аз офтоб
Истода ҷоми зар бар даст пеши ӯ дутост.
Аз суоли сойилаш ҳар лаҳза завқе дигар аст,
Базми ҷӯдашро муғаннӣ, оре, овози гадост.
Аз қудуми ӯст, к-ин фаррухнишеман рӯзу шаб
Бар мисоли Каъба гашта қиблаи аҳли сафост.
Ҳаббазо, байте тамомаркон, ки ҳар к-омад дарун,
Ғайри оби ҳавзи ӯ берун шудан дигар нахост.
Об, к-аз фаввораи ҳавзаш ҷаҳад,
ҳар кас ки дид,
Гуфт:—Шохе аз булӯри тар зи лавҳи сим хост.
Ин ҳама нақши аҷиб бар сақфу devoраш падид,
Васфи суратхонаи Чин баъди аз ин кардан хатост.
Ҳар кӣ дар саффи ниолаш по ниҳод, аз бас улув,
Моҳи нав бар осмон чун наъли кафшаш зери пост.
Чун сарири фатҳи авбобаш ҳамеояд ба гӯш,
Зоиронро хайра мақдам, сойилонро марҳабост.
Сояи яздон дар ӯ, то зад қадам ҳар бомдод,
Меҳри гардун бар ҳарими остонаш чеҳрасост.

Дида чарх ин давлат аз вай, бар дараш з-он то саҳар
Дӯхта сад дида ҳар шаб бар умеди тӯтиёст.
Ҷомӣ, аз ҳад рафт итноби сухан, бигсил таноб
Хаймаи нутқвариро, з-он ки ҳангоми дуост.
То зи заррин доира ҷирми мунири офтоб
Шамсаи айвони нилӣ-гунбади олибиност,
Бод боқӣ шоҳу аркони ҷалолу ҷоҳи ӯ,
Хоса он, к-ин манзил аз тадбири ӯ ишратсарост.
Мустаҷоб аст ин дуо, донам, ки аз офоти даҳр
Сояи иқболашон дармондагонро мултаҷост.
Нест танҳо баҳри эшон ин дуои мустаҷоб,
Илтимоси раҳмате баҳри ҳама халқи худост!

## Таркиббанд

Ин муламмаъпайкари фирӯзаранги зарнигор
Чун фалак бе хишту гил дорад биной устувор.
Ложувардӣ сохт худро чарх, то дар вай баранд
Нақшбандон бар макони ложвард онро ба кор.
Нақши девору дараш гар бингарад наққоши Чин,
Дар заминрав ҳамчу сақфи ӯ бимонад шармсор.
Чун дарахти асли аз чӯб аст в-ин турфа, к-аз ӯ
Руста чандин шоху баргу гул на дар фасли баҳор.
Баски заррин шамсаҳояш медурахшад, гӯиё,
Ламъаи нур аз дарахти Тӯр гаштаст ошкор.
Тешаи Нӯҳаш тарошидаст, то киштисифат
Ғарқаи тӯфони меҳнатро барад сӯи канор.
Қиштияст, оре, вале ҷуз хоки хушкаш нест ҷой,
Киштие бар хушк кам рондаст аз ин сон рӯзгор.
Бар мақарри ҷӯд дорад ҷой, не бар хоки хушк,
Киштии Нӯҳ аст гӯи карда бар Ҷӯдӣ қарор.
Он мақарри ҷӯд, к-аз Ҷӯдӣ фузун омад ба қадр,
Нест ҷуз хоки ҷаноби шоҳи Ҷамшедиқтидор.
Он кӣ аз меъмории адлаш ҷаҳон маъмур шуд,
З-ин харобобод ойини харобӣ дур шуд.

Қубба бар Қайвон расонд ин кохи гардуностон,
Гӯ, кулоҳ андоз аз ин шодӣ замин бар осмон.
Даврҳо мегашт дар дил орзуе чархро,
То ниҳод ин орзу дар домани охирзамон.
Байти маъмур аз сипеҳр, эй кош, меомад фурӯ,
То даруни нӯҳ садаф бошанд бо ҳам тавъамон.
То насӯзад қудсиёнро пар фурӯғи шамсааш,
Дар миён фарроши сунъ афрохт нилӣ-соябон.
Дар дарунаш сокинонро ҳоҷати гуфтор нест,
К-аз сафояш рози кас дар дил намемонад ниҳон.
Ошьён аз чӯб хоҳад мурғ шояд, гар кунанд
Ин бинои чӯбро мурғони аршӣ ошьён.
То ба рӯзи ҷашнаш аз гавҳар биёроянд саҳн,
Бар сари ӯ пурнисори гавҳар аст ин сабзхон.
Ҳар кӣ чун рангинкамон бинад муқаввас тоқҳош,
Ҷуз зиҳе чун тир н-ояд дар даҳонаш з-он камон.
Ғурфааш чашм асту тоқаш абрувон болои чашм,
Бод равшан чашми ӯ аз талъати шаҳ ҷовидон!
Хусрави ғозӣ муиззуддавла каҳф-ал-хофиқайн,
Офтоби авҷи бурҷи салтанат Султон Ҳусайн.
Инчунин олибино дар арсаи олам кам аст,
Қас накард ин сон биное, то бинои олам аст.
То паи бӯса ба хоки остонаш лаб ниҳанд,
Пушти гардун зери пои хокбӯсонаш хам аст.
Оби лутфаш мечакад аз сақф бар девору дар,
Ин дарахтонаш, ки бинӣ сабзу хуррам,
з-он нам аст.
Қай зи тасрифи замон ҳақ гардад аз вай то абад
Доли давлат, к-аз азал дар сидраи ӯ мудғам аст.
Аз фурӯғи равзани ӯ субҳи давлат медамад,
Хуш бувад бо субҳи ӯ ҳамдам шудан гар як дам аст.
Дар ҳаримаш маҳрамонро комрониҳо бувад,
Монда маҳрум аз ҳарими ӯ ҳамин номаҳрам аст.
Шона шакли кунгури бомаш занаш машшотавор
Зулфи ишратро, ки аз бори ҳаводис дарҳам аст.

Мезанад ҳам дуру ҳам наздикро гулбонги айш,
Шоҳиди ин нукта дар вай нағмаи зеру бам аст.
Тоҷдорон по зи сар нокарда дар вай чун раванд,
Қ-остони ӯ қадамгоҳи хидеви аъзам аст.
Шоҳи қайсарқасри искандардари фағфурфар,
Адлварзи зулмакоҳи динпаноҳи додгар.
Қай бар ин ишратсаро хотир ниҳад арбоби роз,
З-он ки аз ранги бақо холист ин нақши маҷоз.
Сохтанд аз баҳри ту з-ин пеш манзил дигарон,
Соз бо он в-аз барои дигарон манзил масоз.
Номи худ аз дафтари суратпарастон маҳв кун,
То шавад алқоби ту маншури маъниро тироз.
Қаъбаосо хонаи дилро бипардоз аз бутон,
То ниҳандат ростон бар остон рӯи ниёз.
Қор гирӣ пеш беш аз муддати айёми умр,
Умр кӯтоҳу ту бар худ корро созӣ дароз.
Бори шуғли ин саро созад хамида пушти мард,
Оҳ, агар гирӣ зи девори фароғат пушт боз!
Ҳамчу оташ кай ҳавои олами улвӣ кунӣ,
То бувад сӯи нишебат майл чун об аз фароз.
Аз гудозиш фориғӣ чун шамъи рӯзи зиндагӣ
Чун расад рӯзат ба шаб, тарсам, ки афти дар гудоз.
Гар наёри тоби он, к-аз силки мискинон шавӣ,
Ҷаҳд кун то баҳри мискинон шавӣ мискиннавоз.
Ҳамчу шоҳи комрон мискиннавозӣ кас накард,
Ҷон фидои ӯ, ки аз мискиннавозӣ бас накард!
Гар ба густохи гирифтам бар забон авсофи шоҳ,
Ҳукми «ал-маъмуру маъзурун»[1] моро бас узрхоҳ.
Табъ тира, фаҳм хира, умр бар азми раҳил,
Нест шуғле з-он заруритар,
ки созам зоди роҳ.
Мекунам тасвири шеъру шеъри ман беҳуда аст,
Номаи худро ба беҳуда ҳамесозам сиёҳ.

---

Арабӣ: [1] Амргирифта маъзур аст

Чун намеояд сухан з-он сон, ки хоҳам бар забон,
Беҳ, ки чун савсан забонро аз сухан дорам нигоҳ.
Ҳамчу тирам рост, чун ояд сухан з-ин сон, ки сохт
Аз кашокаш дарди по, ҳамчун камон пуштам дутоҳ?
Ланг-лангон меравам роҳи сухан в-аз дарди пой
Мекашам дар ҳар қадам аз дил фиғон в-аз сина оҳ.
Ҳар чӣ мегӯям кунун, бар ман бувад товон ҳама,
Ҷуз дуои давлати шоҳаншаҳи гетипаноҳ.
То шавад дар субҳҳо хур машъали гетифуруз,
То бувад дар шомҳо маҳ хусрави анҷумсипоҳ.
Ҳамчу моҳу хур, ки бошад ҷояшон авҷи сипеҳр,
Бод ҷои ӯ сарири давлату авранги ҷоҳ.
Ин дуоро бод омин аз лаби Рӯҳаламин,
Сад иҷобат баҳри ҳар омин зи раббулъоламин.

## Ҷавоби номаи Яъқуб Султон

Таборакаллаҳ, аз ин тоири ҳумоюнфол,
Хуҷаста номаи иқбол баста бар пару бол.
На нома, нофае аз мушки холис омада пур,
На нофа, таблае аз атри ноб моломол.
Муқассаест зи кофур карда созу бари ӯ
Намуда ҷилва арӯсони анбаринсирбол.
На шоҳидест, ки машшотагони килкбанон
Зи ҳарфу нуқта ниҳоданд бар рухаш хату хол.
Зи тору пуд шабу рӯз бофтаст ба ҳам,
Надида чарх насиҷе аҷаб бад-ин минвол.
Фарози лавҳи баёзаш хутути силсилаҳост,
Ки карда бод аён аз тамаввуҷи салсол.
Зи гӯшвораи худ ҳуриъин фиристодаст,
Ба ошиқони биҳишти барин уқуди лаол.
Сухан дуруст бигӯям, дабири шоҳи ҷаҳон
Ба дастгирии афтодагон навишта мисол.
Тарашшуҳест зи дарьёи лутфу раъфати ӯ,
Ки дода ташналабонро хавоси оби зулол.
Зиҳӣ зи боғи латофат қади ту тозаниҳол,
Зи шарҳи сирри даҳонат забони нотиқа лол.
Хаёли мӯи миёни ту мекунам шабу рӯз,
Чу нест давлати васли ту, сохтам ба хаёл.
Бидеҳ зи лаъли лабат бе савол коми дилам,
Ки нест куштаи ишқи туро забони савол.
Куҷо ба базми ту гунҷоиям бувад, ҳарчанд
Зи мӯя бе ту чу мӯе шудам,
зи нола чу нол

Маро чӣ роҳи гузаштан ба сӯи ту, ин бас,
Ки бигзарам ба дили маҳрамони базми висол.
Зи шавқи он ки ниҳам рӯ ба пои ту чу рикоб,
Ба чеҳра хуни дилам баста аз ду дида давол.
Ба маҷлисе, ки барои ба садр чун хуршед,
Ниҳанд рӯй ҳилолабрувон ба саффи ниол.
Набоядам кафи роҳат ба сар зи кас, к-ин гӯй
Гирифта хӯй ба чавгони туст дар ҳама ҳол.
Гурезӣ аз мани бедил, дар ин карашма ба ту
Намерасад ба таки тез наврасида ғизол.
Хисоли хеш накӯ кун в-агарна хоҳам бурд
Шикоят аз ту ба даргоҳи шоҳи неккхисол.
Муғиси давлату дин, шаҳриёри рӯи замин,
Сипеҳри ҷӯду карам, офтоби иззу ҷалол,
Баландмартаба Яъқуб бин Ҳасан, ки бувад
Адили Юсуфи Қанъон ба Мисри ҷоҳу ҷалол.
Шаҳаншаҳе, ки кунад накҳати шамоили ӯ
Пур аз абир канори сабову ҷайби шамол.
Ҷанибатест ҳамоно зи ҷайши нусрати ӯ,
Ки баст рахши фалакро замона наъли ҳилол.
Зи истидорати чатри сипеҳри раъфати ӯст,
Ки мустадири алам шуд биафзал-ил-ашкол.
Фасеҳтар[1] зи ҷаҳон аст соҳати карамаш,
Ки шуд қавофили омолро муҳатти риҳол.
Ба қадри ҷӯди худ ар симу зар бипаймояд,
Ба арзи арзу самовот боядаш микьёл.
Ҳасуд савлати қаҳраш чу дид, сохт тиҳӣ
Дил аз тасаввури ботил, сар аз хаёли муҳол.
Ба забти мулк бувад фориғ аз муширу вазир,
Бас аст рои вай ин шуғлро ба истиқлол.
Ба ҷанби кӯҳи виқори заминқарораш ҳаст
Ҳама ҷиболи равосӣ ба қадри як мисқол.

[1] Фасеҳтар (бо ҳарфи сим) — васеътар, паҳновартар

Хамида шуд тани аъдо чу дилу найзаи ӯ,
Гирифт ҷой ба сони «алиф» миёнаи «дол»
Наволи ӯ нашуд аз бенаво ҷудо ҳаргиз,
Бад-он масоба, ки набвад ҷудо наво зи навол.
Ба нуқси ҷаҳл куҷо дил ниҳад, ки кард худой
Ба сина аз дами Исеш нафхи илму камол.
Чи гуна роҳи залолат равад, ки эзид аз ӯ
Ба нури назми ҳудо кард раҷми деви залол.
Ҷаҳонпаноҳо, эй аҳли мулку миллатро
Дари ту қиблаи иқболу каъбаи омол!
Ту офтобиву машҳун ба меҳр, мурсалае
Ба сӯи зарраи ночиз кардаӣ ирсол.
Саҳифае, ки чу мушкинхатони нӯшинлаб
Рабуд ҳуши ман аз ҳусни хатту лутфи мақол.
Ҷавоби он чи ҳади ман, ки аз хирад дур аст
Ба пеши иқди гуҳар арзи мӯҳраҳои сафол.
Шикастаназмии масҳуб қосидат кардам,
Қи басти узр кунад пеши ту ба вакти маҷол.
Зи хулқҳои каримонаи ту медорам
Умеди он, ки кунӣ бар қабули он иқбол.
Сухангузориям аз ҳад гузашт, аз он тарсам,
Қи дар ҷабини қабулат фитад шиканҷи малол.
Дуои ҷоҳи ту гӯям, ки норасида ҳанӯз
Ба осмон, кунад онро иҷобат истиқбол.
Ҳамеша то ки дар ин ғамсарои ҳодисазой
Бувад зи сайри маҳу меҳр гардиши маҳу сол,
Улуви наййири иқболи ту бар авҷи шараф
Зи офтоб фузун бод бегазанди завол!
Қазо муовини ту «билъашой в-ал-ишроқ»,
Қадар мувофиқи ту «бил-ғудуви в-ал-осол»[1].

[1] Аз шом то субҳ ва аз бомдод то шабонгаҳ

* * *

Чист он шоҳиди сафедъузор,
Рӯбараҳна равон ба ҳар бозор?
Баски бар вай расида кӯб зи даҳр,
Монда бар пушту рӯи ӯ осор,
Сурати ӯ биафзал-ил-ашкол
Мерабояд дил аз сиғору кибор.
Ахтари равшан аст, лек ӯро
Бухл собит кунад, карам сайёр.
Чун мунофиқ дурӯ, вале з-ислом
Рукни аввал навишта бар рухсор.
Қосибонро висоли ӯ осон,
Мумсиконро фироқи ӯ душвор.
Баҳри андӯҳи дидагон орад
Мояи ишрат аз хуми хаммор
Сӯи ҳичронрасидагон ояд
Ба талаттуф гирифта домани ёр.
Дарнадодаст бе миёнчии ӯ
Ҳеч маъшуқа тан ба бӯсу канор.
Чун гаронӣ кунад, ҳунар гиранд,
Сабукӣ айб бошад аз ваю ор.
Доғҳо бешумор ояд аз ӯ
Бар тани мудхилон ба рӯзи шумор.
Асли ӯ сими нобу чун симоб
Несташ дар кафи чавод қарор.
Пухтагон гарчи хом хонандаш,
Ҳаст аз ӯ пухта муфлисонро кор
Ҳаст то ғояте азиз, ки нест

Ҷуз ба чашми баландҳиммат хор.
Солу маҳ дар тараддуди ӯ дузд,
Рӯзу шаб дар камини ӯ тарроp.
Номи ӯ нуктаи парешон аст,
Лек ҷамъият оварад бисьёр.
Омад имсолаш он қадар зи Ироқ,
Ки кафи ҷӯди шоҳи Ҷаммиқдор,
Гар кунад соли дигараш тазъиф,
Адади он расад ба бист ҳазор.
Шоҳ Яъқуб бин Ҳасан, ки гирифт
Ҷудро табъи ӯ чу адл шиор.
Ҷӯди ӯ файзи лутфро манбаъ,
Адли ӯ қасри мулкро меъмор.
То бувад дар муҳовароти араб
Номи шаб лайлу номи рӯз наҳор,
Шаби ӯ ҳамчу рӯз равшан бод,
Рӯзи аъдош тира чун шаби тор!

* * *

Ин хона чӣ хона-ст? Парихонаи Чин аст,
Пурҳур яке ғурфа зи фирдавси барин аст.
Дар обу гил ин лутф тасаввур натавон кард,
Аз торами чарх омада бурҷе ба замин аст.
Қасри Ирам он, к-аш ба ҷаҳон мисл наёбанд,
Гӯянд чунин аст, валекин на чунин аст.
Ин буқъа нигин, даври уфуқ ҳалқаи ҳотам,
В-ин хонаи пурнақш дар ӯ нақши нигин аст.
Пайдост дар ӯ сурати ҳар маънии пинҳон,
Гӯё дили равшаншудаи аҳли яқин аст.
Аз нури дарун ҳоҷати хуршед надорад,
Хуршед буруни вай аз он хокнишин аст.
Бар саффи ниолаш фалак азбаски ҷабин суд,
Тобон шуда чун наъл ҳилолаш зи ҷабин аст.
Дар фарши вай аз сақф намояд ҳама нақше
Ҳар кас, ки дар он ойина бинад, ҳамабин аст.

* * *

Хок аз ин олибино бар кохи гардун сар кашид,
То бинои олам аст ин сон иморат кас надид.
Бинамаш пок аз сиришти обу гул, гӯё худой
Ҳамчу қасри хулдаш аз як дона гавҳар офарид.
Бин, дару девораш аз наққош пурнақши латиф,
Қилки ӯ омад магар ганҷи латоифро калид?!
Шоҳиди маънӣ зи суратҳош азбас ҷилва кард,
Хотири нозир зи ҳар сурат ба сад маънӣ расид.
Бар сари шохи дарахтонаш нигар ҳар мурғро,
Ончунон чобук, ки гӯи дам ба дам хоҳад парид.
Бар машоми ҷон занад бӯи гулоб аз фарши ӯ,
Баски оби лутф аз гулҳои сақфи ӯ чакид.
Шаҳ чу ҷон асту ҷаҳон чун тан муборакманзиле,
К-андар ӯ ҷони ҷаҳон хоҳад ба давлат орамид.
«Зинда бод ин тан ба он ҷон ҷовидон»,—мурғи саҳар
Дӯш мехонд ин дуову субҳи содиқ медамид.

* * *

Ҳаббазо манзиле, ки чархи барин
Ба тамошои ӯст рӯ ба замин.
Мекушояд ба диданаш шабҳо
З-ахтарон чашмҳои оламбин.
Даврҳо шуд, ки бо ҳазорон чашм
Ҳеҷ ҷо манзиле надида чунин.
Бар бурун равзаҳо биҳиштосо,
Дар дарун бурҷҳо сипеҳроин.
Бурҷҳояш зи ахтарон равшан,
Чун дили орифон ба нури яқин.
Посбон чун ниҳад ба бомаш пой,
Сари ӯ бигзарад зи уллийин.
Рӯи девори ӯ чун саҳни чаман
Пургулу сарву лолаву насрин.
Тахтаҳои мунаққаши дари ӯ
Лавҳи таълими корхонаи Чин.
Тобандҳош равшанон бо ҳам
Ҷамъ карда ба сурати Парвин.
Баста бар обу хок нақш ӯро
Нақшбанди халақтаҳу мин тин.[1]
Кӯси реҳлат занад зи дорулхулд,
Гар расад сити ӯ ба ҳуралъин.
Ҳавзу фаввораҳош ҷой ба ҷо
Мавҷзан чашмасори мои маин.

---

[1] Аз гил офарида шудаст.

Суда гашт остонш, баски сарон
Дар суҷудаш ҳамениҳанд ҷабин.
З-он ки он ҷо расида гоҳ ба гоҳ
Қадами шаҳриёри дунъию дин.
Шоҳ Султон Ҳусайн, он ки сипеҳр
Ҳукми ӯро бувад раҳию раҳин.
Дар сафи хели хусравон нанишаст
Шаҳсаворе чу ӯ ба хонаи зин.
Ҳаст мероси ӯ абан ан ҷад[1].
Тахти шоҳаншаҳиву тоҷу нигин.
Мегурезад зи румҳи ӯ душман,
Онҷунон к-аз шаҳоб деви лаин.
То ниҳад сар ба хоки пош нахуст
Сарнагун ояд аз машима ҷанин.
Ҳасми номарди ӯ чӣ лоиқи он,
К-аш ба шоҳӣ фалак кунад таъйин.
Наварӯсест мулк чобуку чуст,
Кай сазад дар ҳиболаи иннин?[2]
Шӯъла афтад ба оламе, чу занад
Оташи теғи ӯ забонаи кин.
Ҷомиё, гарчи мадҳи шоҳи туро
Мулҳами ғайб мекунад талқин,
В-арчи арбоби дину аҳли хирад
Мекунанд андар он туро таҳсин,
Беҳ, ки аз ту дуо равад ба фалак,
Онҷунон, к-аз ҷаҳониён омин!
То зи ҳам нагсалад, зи гардиши даҳр
Силки даври шуҳуру сайри санин,
Магсалад онҷунон зи якдигараш,
Ҳаргиз асбоби иззату тамкин,
Фазли ҳақ носиру муъинаш бод,
Иннаҳу хайра носирин ва муъин![3]

---

[1] Аз падару бобо
[2] *Иннин* — хез
[3] Ин аст беҳтарин пирӯзӣ ва мададгорӣ.

* * *

Бино мезад ин манзили рӯҳпарвар,
Ки зот-ал-бурҷ аст ин чархи ахзар.
Дар ӯ буруҷҳо сар ба гардун кашида,
Ба ҳар бурҷ гардон яке равшан ахтар.
Дарунаш бувад равшан аз ахтарон шаб
Чу беруни ӯ рӯз аз машъали х(в)ар.
Ба дил гар диҳӣ ҷой ҳар кишвареро,
Наёбӣ чунин ҷой дар ҳеҷ кишвар.
Назираш набинанд, ҳарчанд анҷум
Назарҳо кушоянд аз ин сабзманзар.
На хона-ст ин, балки боғест хуррам
Зи азҳори навхезу ашҷори навбар.
Заминаш ба фарши биҳиштӣ музайян,
Ҳавояш зи мушки таторӣ муаттар.
Дар ӯ лолаҳо соқиёни қадаҳдеҳ,
Дар ӯ булбулон мутрибони навогар.
Ба ҳар ҷояш аз санъати нақшбандон
Дамидаст гулҳо чи аҳмар, чи асфар.
Гули аҳмару асфарашро набинӣ
Ҷуз аз induction суниши лаъл ё хурдаи зар.
Ҳамоно, ки эзид намудори уқбо
Ба дунйӣ фиристод фирдавси дигар.
Агар нест фирдавс,
ин чист дар вай.
Мусаффо яке ҳавз чун ҳавзи Қавсар?!
Равад об занҷир бар рӯй дар вай
Чу бар рӯи маъшуқ ҷаъди муанбар.

Ба занҷир берун-ш оранд, оре,
Надидаст ҳаргиз аз ин ҷой хуштар.
Чу об андар ӯ ёфт роҳ, аз тафохур
Зи фавворахояш ба гардун кашад сар.
Тапад ҳути гардун зи ҳасрат, чу бинад,
Ки моҳе дар он ҳавз бошад шиновар.
Чу маснад ниҳад бар канораш ба ишрат
Худованди динпарвари адлгустар,
Зи акси ғуломони ширинщамоил
Шавад ҳамчу бутхонаи Чин мусаввар.
Ҷаҳонгир шоҳе, ки аз захми теғаш
Чу «син» рахна-рахнаст садди Сикандар.
Ҳизабри ғазопеша Султон Ҳусайн он,
Қ-аз ӯ зинда шуд дар ғазо номи Ҳайдар.
Сипар гар шавад қурси маҳ пеши хасмаш,
Чу ҷавзо кунад теғаш онро дупайкар.
Зи бас партави адли золим гудозаш
Бувад шомили ҳоли мазлуми музтар,
Зияд эмин аз панҷаи шер оҳу,
Парад фориғ аз чанғи шоҳин кабӯтар.
Азиз аст динор дар чашми мардум,
Ба рух то зи номаш ниҳодаст зевар.
Ба алқоби ӯ хутба бошад мукаррам,
Баланд аст аз он пояи қадри минбар.
Чӣ ҳоҷат ба онаш,
ки хотир гуморад
Паи дафъи аъдо ба тартиби лашкар.
Бад-ин шавкату ҷоҳу иқболу давлат
Ба ҳар ҷо ниҳад рӯй, ояд музаффар.
Дилаш чашмаи нури адл асту олам
Аз он чашмаи нур бошад мунаввар.
Гадоёни лутфаш чӣ Моъну чӣ Ҳотам,
Асирони қаҳраш чи Хоқон, чи Қайсар.
Бувад хок дар роҳи ӯ тоҷи Доро,
Сазад хоки даргоҳи ӯ тахти Санҷар.

Хилофатпаноҳо, туй он, ки дорад
Ба хоки дарат рӯй хуршеди анвар.
Туро поя бартар бувад з-он ки Ҷомӣ
Ба мадҳоварӣ оядат дар баробар.
Чӣ лоиқ, ки бар остонат фишонад
Агар дарҷи назмаш, шавад дурҷи гавҳар.
Вале чашм дорад, ки ёбад тамомӣ
Зи ҳусни қабули ту ин шеъри абтар.
Ало, то дар ин коргоҳи ҳаводис
Мадори фалак ҳаст бар қутбу меҳвар.
Мадори фалак бар муроди ту бод,
Ки набвад аз ин бе муродеш дарх(в)ар.
Туро бод мулке, ки дорӣ, муаббад,
Туро бод коме, ки хоҳӣ, муяссар.

* * *

З-ин мураввах хона боде мевазад бас дилпазир,
Бар машоми чонат, эй дил, кӯти чон з-ин бод гир.
З-ин муаттар бод ҳар кас шаммае чун гул шамид,
Меравад домон пур аз мушку гиребон пуръабир.
Бин мушаббакҳо дар ӯ ҳар сӯ ба сад банду гиреҳ,
То кунад оянддагонро дил ба доми худ асир.
Аз сафо девори ӯ бинмуда бе ранчи қалам,
Ҳар чй гашта нақшбандонро мусаввар дар замир.
Тобадонашро бувад сад чашм бар дар, то дар ӯ
По ниҳад Ҷамшеди хуршедафсари гардунсарир.
Шоҳ Абулғозй муиззи салтанат Султон Ҳусайн,
Он кй бошад мулку миллатро муин, динро насир,
Бигзарад аз мачду рафъат сар зи чарх ин бурчро,
Гар фитад он офтоби мулкро бар вай масир.
Ногузири халқ бошад сояи иқболи ӯ,
Гарчи доранд аз фурӯғи меҳру нури маҳ гузир.
То зиянд андар паноҳи давлаташ пиру чавон,
Ёвари ӯ бод ҳам бахти чавон, ҳам ақли пир!

* * *

Чист хур дар хами ин доираи хиргоҳӣ?
Аксе аз шаъшаи талъати шоҳоаншоҳӣ.
Он кӣ хуршеди азал дӯхта аз риштаи нур
Бар қади давлати ӯ хилъати зиллуллоҳӣ.
Бар дари бори ҷалолаш ба тавозӯъ бошанд
Сарварон тавққаши рибқаи давлатхоҳӣ.
Моҳу моҳӣ шуда з-ӯ соҳиби динору дирам,
Файзу эҳсони вай аз моҳ бувад то моҳӣ.
Ҳоҷаташ нест дар асрори мамолик ба вазир,
Медиҳад мунҳиии ғайбаш зи ҳама огоҳӣ.
Маҳмил он кас, ки на бар роҳи саломат ронад,
Мекавад боз зимоми вай аз он бероҳӣ.
Чун ҷаҳад аз кафи шерони масофовари ӯ
Хасми мулкаш, ки зи бас ҳила кунад рӯбоҳӣ.
Муддати давлати фармондеҳияш эмин бод
Ҳамчу даври фалак аз мунқасати кӯтоҳӣ.

* * *

Бино мезад ин манзили руҳпарвар,
Биҳиштест рӯ карда дар ҳавзи Қавсар.
На Қавсар, пур аз наҷм сайёра чархе
Зи гарданда мурғобиёни шиновар.
Зи ғӯта задан дар ғурубу тулӯъе,
Ки ояд паёпай зи рахшанда ахтар.
На чархе, ки баҳрест моҳӣ зи обаш
Намоён чу аз ханҷари шоҳ ҷавҳар.
Ҷавонбахти муқбил, ҷаҳонбахши муфзил,
Ҷаҳондори одил, ҷаҳонгири сафдар.
Ҳижабри зафарпеша Султон Ҳусайн, он
Ки бар шердил хусравон шуд музаффар.
Ба ҳикмат чу Луқмон, ба ҳашмат Сулаймон.
Ба савлат Фаридун, ба давлат Сикандар.
Ало, то ҷаҳонро бақо ҳаст бодаш
Паси будани тахту афсар муяссар.
Мақосид муҳайё, матолиб муҳассал,
Асокир мураттаб, мамолик мусаххар.

* * *

Дӣ гузаштем бар он дилбару гуфтем дуо:
Қола: Ман антум? Қулно: Фуқароу ғурабо.
Фуқароему аҷаб ки нахоҳем зи ту
Хеҷ хоҷат, ки туй дар ду ҷаҳон ҳоҷати мо.
Ғурабоему надорем ба ҷуз ту ватане,
Чанд бошем чунин аз ватани хеш ҷудо?
Ба факирон назаре кун, ки ба таъйиди назар
Бар миси фақри факирон туӣ иксири ғано.
Бар ғарибон гузаре кун, ки ба ташрифи қудум
Аз дили танги ғарибон ту барӣ бори ано.
Гарчӣ дар майкадаи ишқ ҳазорон роҳ аст,
Ҳаст наздиктарин роҳ раҳи фақру фано.
Ҷомӣ, ин роҳ ба ҷуз роҳи сабукборон нест,
Доман аз хеш бияфшону дар ин роҳ даро.

Арабӣ: 1 Бигуфт: Шумо кистед? — Гуфтем: — фақирону ғарибон

* * *

Гар наёбам бӯе аз васли ту дар гулзорҳо,
Ҳамчу ашки худ ба хун ғалтам миёни хорҳо.
Чун никобафканда дидат шоҳиди гул дар чаман,
Қанд нохун-нохун аз рашки рухат рухсорҳо.
Пеши хуршедам чу деворест ҳоил ҳар ракиб,
Бод чун соя зи по афтода ин деворҳо!
Мастаму дарьюза дорам ваҷҳи май, гӯ, мӯҳтасиб,
То бигардонад маро гирди ҳама бозорҳо.
Қори ман майхориву борам сабӯи майкашист,
Бори ман бошад дигар кор, озмудам борҳо.
Гарна бо зулфат расонад силсила пашминапӯш,
Тору пуди хирқааш бошад ҳама зуннорҳо.
Гар ба дасти рост Ҷомӣ субҳа дорад, ҷоми май
Бар кафаш неҳ, к-ӯ ба дасти чап кунад ин корҳо.

* * *

Бандам ба сина дам ба дам аз сими мижгон торҳо
В-аз дил бар ин қонун зи ғам берун диҳам озорҳо.
То лаъли шакарҳои ту шуд қимати колои ту,
Дар ҳар сар аз савдои ту шӯрест дар бозорҳо!
Бошад, ки як гулбарги тар ояд чу рӯят дар назар,
Чун бод гардам ҳар саҳар гирди ҳама гулзорҳо.
Бе рӯят, эй рашки суман, гул нест онҳо дар чаман,
Дур аз ту барқи оҳи ман оташ зад андар хорҳо.
Бо заъфи тан, зулфи дуто, то истам пешат ба по,
Дар кӯи ту набвад маро пуште ҷуз аз деворҳо.
Пиндор зӯҳдам дода ҳӯ, бо кардан аз ҳуд гуфтугӯ,
Май деҳ, ки ёбад шустушӯ нақши ҳама пиндорҳо.
Ҷомӣ, чӣ ғам, гар хун хӯрад,
то шеъри рангин оварад,
Бар хотират гар бигзарад рӯзе бад-ин гуфторҳо!

* * *

Чархи кабуд ҳар шабу рахшон ситораҳо,
Дудест з-оташи ману дар вай шарораҳо.
Лоғар танам зи гирья пур аз қатраҳои хун
Борик риштаест дар ӯ лаълпораҳо.
Якчанд дар назораи рӯят гузашту нест,
Ҷуз оби дида ҳосили ман з-он назораҳо.
Дар боғи лутф чун хату рухсори ту кӣ дид
Як гул, ки мушки тар дамадаш бар канораҳо?!
Бечораест лоиқи васлат, ки дар фироқ
Дасти ҳавас гусаст зи домони чораҳо.
Мастӣ ба маҳди ноз, чӣ донӣ, ки дар ғамат
Паҳлӯ ба хорҳост шабам, по ба хораҳо.
Кардаст Ҷомӣ аз гуҳари васфи лаъли ту
Дар гӯши шоҳидони сухан гӯшвораҳо

* * *

Қууса-р-роҳи дорат хуз яда-с-соқӣ ва қаббилҳо.[1]
Ки бошад дар кафи ӯ кӯти ҷонҳо, қуввати дилҳо.
Зи сад солик сӯи мақсуд яке раҳ бурду боқиро
Шуд андар роҳ домангир обу хоки манзилҳо.
Ба ҷон андар хатар дар баҳр ғаввосон паи гавҳар,
Нишаста аз хатар эмин садафчинони соҳилҳо.
Чӣ гӯям васфи он шоҳид, ки то бошад, ҷаҳон бошад,
Ҳадисаш нақли маҷлисҳо, ҷамолаш шамъи маҳфилҳо.
Шутур раққос гардад бар мағелон, чун шавад ҳодӣ
Ба васфи каъбаи васлаш ҷарасҷунбони маҳмилҳо.
Бирез, эй дида, бар хоки мазаллат гирьяи ҳасрат,
Ки гулҳои кароматҳ бардамад рӯзе аз ин гилҳо.
Рухи хидмат матоб аз сӯҳбати пири муғон, Ҷомӣ,
Ки он ҷо мешавад дафъи балоҳо ҳалли мушкилҳо.

[1] Арабӣ: Соғарҳои май давр заданд, бигир дасти соқирову онро бибӯс.

* * *

Шароби лаъл бошад қути ҷонҳо, қуввати дилҳо,
«Ало ё айюҳассоқӣ, адир каъсан ва новилҳо».[1]
Чу з-аввал ишқ мушкил буд в-охир ҳам чаро гӯям,
«Ки ишқ осон намуд аввал, вале афтод мушкилҳо?!»[2]
Хушо масте, ки ҳушьёр аз ҳарам хезад аз он фориғ,
Ки буд андар миён роҳеву андар роҳ манзилҳо.
Надонам, к-аз кадомин парда зад ҳодӣ наво, к-имшаб
Зи гулбонги ҳадӣ сайри дигар доранд маҳмилҳо.
Мазан бар кӯҳнадалқи дурднӯшон, зоҳидо, таъна,
Ки дар кӯи муғон ҳастанд садророи маҳфилҳо.
Шудам дар лойҳои хум фурӯ, ҳарчанд медонам,
Ки рӯзе бардамад гулҳои расвой аз ин гилҳо.
Дар ин гирдоби ғам киштии май аз каф манеҳ, Ҷомӣ,
Ки натвон ҷуз бад-ин киштӣ гирифтан роҳи соҳилҳо.

---

[1] Мисраъ аз Ҳофиз аст
[2] Ин мисраъ низ аз Ҳофиз аст.

* * *

Рафиқон, хоки нацд аст ин, нигаҳ доред маҳмилҳо,
Ки орад шавқи ёрон гирья бар осори манзилҳо.
Ба ҳар манзил бутони дилгусил будӣ, намедонам,
Аз ин фархунда манзилҳо чаро бастанд маҳмилҳо?
Зи ашки ошиқон будаст пургул роҳашон, инак
Нишони дасту пойи ноқаҳошон монда дар гилҳо.
Ба ҳар цое, ки бинмояд нишоне аз кафи пое,
Фурӯ резед ашк аз дидаҳо, хуноба аз дилҳо!
Чарад гӯру гавазн, имрӯз ҳар цо соз кардандӣ
Миёни сабзаву гул оҳувони шӯх маҳфилҳо.
Хуш он, к-аз гирья будӣ гирди ман дарьёву
бар ҳолам
Задандӣ қаҳқаҳа он нозанин кабкон зи соҳилҳо.
Чаро шуд кӯфу[1] каргас кабку тиҳуро[2] халаф, ё раб,
Зи тасрифи қазо дорам басе з-ин гуна мушкилҳо.
Навис аз ман ба эшон номае аз сидқи дил, Цомӣ,
Ва замминҳо сафоа-л-вудди фахтимҳо ва арсилҳо[3].

---

[1] *Кӯф* — чуғз, бум:
[2] *Тиҳу* — бедона, вартишк
[3] Дарц намо он самимияти муҳаббатро ва онро маҳкам карда бифирист.

* * *

Қавме ба ҳавои ҳаҷ дар қатъи биёбонҳо,
Ҷамъе зи нишоти май дар тарфи гулистонҳо
В-ин тоифаи дигар бо доғи ғамат фориғ
Ҳам аз тараби инҳо, ҳам аз талаби онҳо.
То дил ба ту шуд баста в-аз ғайри ту бигсаста,
Хӯрдем басе хунҳо, кандем басе ҷонҳо.
То домани васлатро орем ба каф рӯзе,
Моему сари фикрат шабҳо ба гиребонҳо.
Бошад паи ҳар дарде андешаи дармоне,
Бурд аз дили мо дардат андешаи дармонҳо.
Чандон ба дилам тират ҷо кард, ки бар сина
Чун санг занам, хезад овоз зи пайконҳо.
Дар роҳи ту ҳар паймон саддест ҷудо, Ҷомӣ,
Паймонаи май бистон, бишкан ҳама паймонҳо.

* * *

Маҷлиси пири муғон асту пур аз бода сабӯҳо,
Таййабаллоҳу биҳо вақта кироминшарибуҳо[1].
Ҳар тараф бода ба каф дурдкашонанд нишаста,
Аҳсанунноси нуфусан ва қулубан ва вуҷуҳо[2].
Ишқ баҳрест аҷаб жарф, ки аз мавҷи паёпай
Карда ҷӯҳои шигарф аст равон аз ҳама сӯҳо.
Бичаҳ аз ҷӯю дар ин баҳр фикан киштии худро,
Ки дар ин баҳр шавад муттаҳид охир ҳама ҷӯҳо.
Мо аҷаб ташнаҷигар, ратл гарон, бода фаровон,
З-он ба тангем, ки танг аст даҳонҳову гулӯҳо.
Ошиқон рӯй кай оранд ба хубони накӯрӯ,
Гар набинанд аён рӯи туро дар ҳама рӯҳо?!
Мо гадоёни дари майкадаҳоем чу Ҷомӣ,
Борҳо карда ба дарюза пур аз бода кадуҳо.

Арабӣ: [1] Худо пок ва созгор созад вақти ҷавонмардонеро, ки онро нӯшиданд
[2] Одамони аз ҷиҳати нафс, дил ва рӯй беҳтарин

* * *

Бисоти сабза фиканданд кӯҳу саҳроро,
Зи лолаорази вай ҷом тоза шуд маро.
Куҷост соқии гулрух, ки ранги лола диҳад,
Ба базми гул зи маи лаъл ҷоми миноро!
Аз он мае, ки фурӯғаш агар расад ба Суҳайл,
Ақиқи ноб кунад субҳаи Сурайёро!
Ба тарфи боғ, неҳ имрӯз базми айш, ки ҳаст
Таронаҳои аҷаб булбулони шайдоро!
Маи мураввақу фасли баҳору савти ҳазор,
Куҷо ба тавба шавад майл табъи доноро?!
Димоғи ақл зи фикри замона савдоист,
Пиёлае ду-се дардеҳ илоҷи савдоро!
Ба бода вақти худ имрӯз сарф кун, Ҷомӣ,
Гузор бо карами дӯст кори фардоро!

* * *

Ҷуз шамъи кофурӣ махон он сарви симандомро,
Қ-аз тан чу пероҳан кашад, равшан кунад ҳаммомро.
Гесӯи мушкин бар танаш, гӯӣ, ниҳода боғбон
Баҳри шикори булбулон бар хирмани гул домро.
Набвад шаби меҳмонияш ҳоҷат ба шамъ афрӯхтан,
Қ-аз рух фурӯғи субҳдам бахшад намози шомро.
Аз ом дину дил барад в-аз хос зӯҳду маърифат,
Густурда доме хатти ӯ торочи хосу омро.
Тавқи сияхбахтӣ шуда дар гардани ҷон лозимам,
То гирди рӯяш дидаам он хатти анбарфомро.
Ороми ҷонам мебарад рафтори ту, ку як замон
Биншину оромӣ бидеҳ ин ҷони беоромро!
Гуфтори Ҷомиро нишон васфи ҷамолаш, пас чӣ ғам,
Гар ровии шеъраш кунад маҳв аз тахаллус номро?!

* * *

Эй хатти ту карда рақам аз мушк лавҳи симро,
Сар бар хати ту чун қалам хубони ҳафт иқлимро.
Таъзими қибла то ба кай, бинмой тоқи абрӯвон,
То саҷдаи тоат барам он қиблаи таъзимро!
Имсол агар дар толеъам нанҳад мунаҷҷим васли ту,
Аз дида ҷӯи хун кунам ҳар ҷадвали тақвимро.
Чун ҳарфдононро равад з-асрори қуръонӣ сухан,
Нақши хами абрӯи ту таъвил бас «Ҳомим»-ро.[1]
Бо доғат иброҳимиям, то хост аз гул оташат,
З-ин сон, к-аз оташ беш аз ин гул хост Иброҳимро.
З-уммеду бими уқбиям шуд тира дил, соқӣ, биё,
Май деҳ, ки шӯям з-ин варақ ҳарфи умеду бимро!
Таслими ҳукми ақлро Ҷомӣ чӣ сон гардан ниҳад,
З-ин сон ки теғи ишқи ту зад гардани таслимро.

---

1 «Ҳомим» — ибтидои сурае аз қуръон

* * *

Бинозам он савори нозанинро,
Ки бурд аз каф инони ақлу динро
Агар султон ҷамолашро бубинад,
Кунад таслими ӯ тоҷу нигинро.
Чу натвонам, ки бӯсам наъли рахшаш,
Ба ҳар ҷо бигзарад, бӯсам заминро.
Маро он лутфи соид кушт, не теғ,
Чу барзад бахри қатлам остинро.
Барорад сӯфӣ ангушти шаҳодат,
Чу бинад он лаби чун ангубинро.
Зи чини зулф чун бинмоядам рӯй,
Ба ёд орам нигористони Чинро.
Чу Ҷомӣ ҷуз рухашро сачда орад,
Бишӯяд аз хайи хиҷлат ҷабинро.

* * *

Бе ту аз ҷон маломат аст маро,
Бо ту, бингар, чӣ ҳолат аст маро!
Бе ҷамоли ту гар ба маҳ нигарам,
Аз ҳаёлат хиҷолат аст маро.
Кардаам дар сафи сагонат ҷой,
Бин, чӣ ҷоҳу ҷалолат аст маро!
Ишқ, гуфтӣ, залолатест қадим,
Аз ту рӯ дар залолат аст маро.
Ҳар чӣ ҷуз фанни ишқу илми назар,
Дар ҳисоби ҷаҳолат аст маро!
Манам он оина, ки аз ҳар ранг
Дода меҳрат сақолат аст маро.
Доли зулфат кашид Ҷомиву гуфт,
Қ-ин ба давлат далолат аст маро.

* * *

Эй, карда ниҳон шарми ҷамоли ту париро,
Рӯи ту хиҷил сохта гулбарги тариро.
Бе ту ба чаман рехтам аз дида басе хун,
Ин аст сабаб сурхиву беди табариро.
Олам ҳама дар ҳам шуд аз он рӯз, ки доданд
Машшотагии зулфи ту боди саҳариро.
Ҳар гаҳ, ки хиромон шудаӣ барзада доман,
По омада дар санг зи ту кабки дариро.
Азбаски зи ту шаҳр пур аз доми бало шуд,
Имкони гузаштан набувад раҳгузареро.
Ҳурӣ, на, ки руҳулқудусӣ, к-аз паи рӯпӯш
Кардаст ба рух парда либоси башариро.
Якрангии Ҷомӣ чӣ шиносӣ, чу надидӣ
Бар чеҳраи коҳеш сиришки ҷигариро?!

* * *

Бар остони ту иззест хоксоронро,
Ки нест тахтнишинону тоҷдоронро.
Ба беқарории зулфат гирифтаам қарор,
Қароргоҳ ҷуз ин нест беқароронро!
Зи боғи лутфи ту бинем тоза гулбарге,
Ҷамоли ғунчадаҳонону гулъузоронро.
Гуноҳ ойинаи фазлу раҳмат аст, эй шайх,
Мабин ба чашми ҳақорат гуноҳгоронро!
Маёр бехирадонро ба рӯй айби ниҳон,
Ки тоби ҳукми маҳак нест камъиёронро.
Сипаҳ ба мастаба бурдандӣ, ар хабар будӣ
Зи завқи салтанати фақр шаҳриёнро.
Зи файзи хотири Ҷомӣ наҷуст баҳра ҳасуд,
Гиёҳи хушк надонист қадри боронро!

* * *

Зоҳидо, чанд ба тоъот муроъот маро?!
Тоқи меҳроб туро, кунҷи харобот маро?!!
Туву масҷид, ману майхона, чӣ хонӣ ҳар дам
Сӯи офаткада аз маъмани офот маро?!
Қиблаи ҳоҷатам айвони дари майкада бас,
Бармагардон рух аз ин қиблаи ҳоҷот маро.
Гаштаам маҳви ҳақиқат, бирав, эй воқеъабин,
Бар дили содда макаш нақши хаёлот маро!
Қай кашам меҳнати торикӣ аз ин гуна, ки тофт
Нури хуршеди рухат аз ҳама заррот маро.
Сатвати ишқи ту ганҷоии ҳеҷам нагузошт,
Не ғами нафъи бувад, не бари исбот маро.
Ба накӯномии зӯҳдам чӣ ситоӣ, Ҷомӣ,
Чун ба бадномии ишқ аст мубоҳот маро!

* * *

Қист, к-аз хун пуррақам бинад рухи зарди маро,
Бар ту хонад ҳарф-ҳарф ин номаи дарди маро?
Мешавад борони ашкам жола бар кишти умед,
Хосият ин аст дур аз ту дами сарди маро.
Дасти уммеди ман аз домони васлат нагсалад,
Гар диҳад гардун ба боди нестӣ гарди маро.
Ҷуз диле н-ояд бурун з-андӯҳи ишқат сад шикоф,
Гар шикофӣ синаи андӯҳи пурдарди маро.
Хӯрдаме шабҳо ба хоб аз лаъли ту ҷоми тараб,
Бурд тороҷи ғамат ҳам хобу ҳам х(в)арди маро.
Синаи пурмеҳри ту овардам аз роҳи адам,
Оҳ, агар табъи ту напсандад раҳоварди маро.
Дошт саргардон ба сони Ҷомиям фикри ҷаҳон,
Банд бошад ишқи ту фикри ҷаҳонгарди маро.

* * *

Рав, эй сабову бигӯ ёри дилситони маро,
Ки ваъдаҳои дурӯғи ту сӯхт ҷони маро.
Сарою хонаам аз талъати ту равшан буд,
Сиёҳ сохт фироқи ту хонумони маро.
Фиғон ҳамекунам аз доғи ҳаҷри ту шабу рӯз,
Вале чӣ суд, ки ту нашнавӣ фиғони маро?
Зи нола рози ниҳонам ба рӯи рӯз афтод,
Биё, зи ҳотами лаб мӯҳр кун даҳони маро!
Чӣ сон ҷамоли ту бинам, агар на пок кунӣ
Ба остини карам чашми хунфишони маро!
Чароғи шоми ғаматро фатила аз чӣ кунам,
Чу сӯхт фурқати ту мағзи устухони маро?!
Ғазалсароии Ҷомӣ, ки ҳасби ҳоли ман аст,
Тарона сохт ба ҳар кӯй достони маро!

* * *

Ҥа кӯи дӯст ҳавои чаман гузошт маро,
На ёди ӯ ҳаваси анҷуман гузошт маро.
Рабуда буд зи ман ёри ман маро, ё раб,
Чӣ ҷурм рафт, ки дигар ба ман гузошт маро?!
Гирифтамаш сари раҳ дӣ пур аз сухан даҳане,
Равон гузашту сухан дар даҳон гузошт маро.
Зи ғусса кӯҳ канам, чархи Бесутун, гӯӣ
Дар ин ҳунар бадали Кӯҳкан гузошт маро.
Танам гудохт зи ҳиҷрону ҷон бисӯхт зи шавқ,
Балои ишқ на ҷону на тан гузошт маро.
Маро чӣ захра, ки гардам надими хилвати ӯ,
Бас ин ки гирди дари хештан гузошт маро!
Чӣ гуна шарҳ диҳам сирри ишқи ӯ, Ҷомӣ,
Ки ишқи ӯ на маҷоли сухан гузошт маро!

* * *

Аждаҳои ишқ зад захме аҷаб бар дил маро,
Нест хотир сӯи тарёку фусун моил маро.
Нест тарёку фусуни ман ба ҷуз ҷонон, ки сохт
Меҳраш аз субҳи азал дар ҷону дил манзил маро.
Умр дар таҳсили васлаш рафту он ҳосил нашуд,
Вораҳон, эй ҳаҷр, аз ин таҳсили беҳосил маро!
Манзили ӯ дуру бар ман кӯҳҳои бори дил,
Қай тавонад бурд бо ин борҳо маҳмил маро?
Ҳастии ман шуд ҳиҷоби ӯ, бидеҳ, соқӣ, шароб,
То кунад аз ҳастии ман як замон ғофил маро!
Гар нагирад дасти ман шоҳи Араб, эй вои ман,
Инчунин к-андар Аҷам мондаст по дар гил маро!
Ҷомиосо ғарқаи дарьёи ишқи ӯ шудам,
Ҳеҷ аз ин дарьё мабодо рӯй дар соҳил маро!

* * *

Эй, фиканда иззати ҳуснат ба сад хорӣ маро,
Аз ту хушнудам ба ҳар хорӣ, ки медорӣ маро.
Чист ҷурми ман, ки ҳар гаҳ бор бандӣ з-ин диёр,
Дигаронро ҳамсафар созиву бигзорӣ маро?
Дидамат дар хоб ҳамоғӯши хеш, эй кошкӣ,
Даст додӣ як шаб ин давлат ба бедорӣ маро!
Чашми он дорам, ки чун бар остонат ҷон диҳам,
Ҳам ба хоки остони хеш биспорӣ маро.
Хони ҳуснат то шуд аз сабзии хат ороста,
Нест з-он х-он баҳрае ғайр аз ҷигархорӣ маро.
Қам кунам дар ишқи ту худро дуои офият,
З-он ки хотир хуш бувад бо ин гирифторӣ маро.
Шеъри хуш бар ман ҷаҳонро сохт, Ҷомӣ, чун қафас,
Шуд балои ҷон чу тӯтӣ нағзгуфторӣ маро.

* * *

Мохи ман гар аён кунад худро,
Қиблаи ошиқон кунад худро.
Ў фариштасту ҷои он дорад,
К-аз назарҳо ниҳон кунад худро.
Ҷуръанўши лабаш ба оби ҳаёт
Зиндаи ҷовидон кунад худро.
Тир агар сарви қоматаш бинад,
Паи хидмат камон кунад худро.
Гар диҳад даст шери ғардунро,
Саги он остон кунад худро.
Чун кунад сурмагӣ ғубори раҳаш,
Чашми ман сурмадон кунад худро.
Гар тавонад, ба васфи ў Ҷомӣ
Пой то сар забон кунад худро!

* * *

То дидаам чу гул ба тахи перахан туро,
Гулбарги ноз хондаам аз лутфи тан туро.
Аз тору пуд ранҷа шавад нозанин танат,
Беҳ, гар кунанд ҷома зи барги суман туро.
Ту он бутӣ, ки ҳеҷ бараҳман ба буткада
Бутро надошт дӯст бад-ин сон, ки ман туро.
Он турки кофирӣ ту, ки баҳри ҳалоки ман
Қарданд номзад зи Хитову Хутан туро.
Мужда диҳӣ, ки ҷони ту бас нархи бӯсаам,
Пеш ор сар, ки бӯса занам бар даҳан туро.
Қас нест, к-аз таронаи ту нест дар самоъ,
Дастони дигар аст ба ҳар анҷуман туро!
Ҷонон, ки ҷони туст, зи ту соя баргирифт,
Ҷомӣ чӣ мумкин аст дигар зистан туро?!

* * *

Сабукдастӣ кун, эй соқӣ, бидеҳ ратли гарон моро
Ба худ дармондаем, аз мо замоне ворахон моро!
Намехоҳем, к-афтад чашми мо бар мо, хушо вақте,
Ки созӣ дар ҳиҷоби ғайби хеш аз мо ниҳон моро!
Миёни мову ту набвад ҳиҷобе ҷуз вуҷуди мо,
Биё, як дам камар бикшою бардор аз миён моро.
Ҷамоли худ намо, то нест гардем аз вуҷуди худ,
Ки ҳаст ин нестӣ тухми бақои ҷовидон моро.
Чунон аз шавқи ту мастему дар ишқи ту мустаҳрақ,
Ки не парвои ҷон мондасту не фикри ҷаҳон моро.
Нишони давлати сармад ба номи мо куҷо ояд,
Накарда аз нишонҳо пок ишқи бенишон моро!
На дар кавн аст манзил ишқро, не дар макон, Ҷомӣ,
Раҳо бинмо бурун аз арсаи кавну макон моро!

* * *

Нашуст ашки равон занги меҳнат аз шаби мо,
Надод партави роҳат тулӯъи кавкаби мо.
Ба набз ҷустани мо, эй табиб, даст маёр,
Ки сӯхт риштаи набз аз ҳарорати таби мо.
Сафед гашт чу пунба зи гирья чашму зи заъф
Ба пунба об чаконад замона бар лаби мо.
Накард дар дилат, эй моҳ, асар, агарчи гузашт
Зи нилгун сипари чарх тири ё раби мо!
Чу хишт майли сари хум кунем, лек намонд
Ҷудо зи базми ту як хиштвор қолаби мо.
Куҷост соқии гулрух, ки аз раунати зӯҳд
Шароби лаъл бувад доруи муҷарраби мо!
Зи ҷоми меҳр магӯ, Ҷомиёву хумми сипеҳр,
Ки ор дорад аз инҳо улувви машраби мо.

* * *

Биё, ки то зи ту, эй маҳ, тиҳист манзили мо,
Чароғу машъала надҳад фурӯғи маҳфили мо.
Чӣ суд рӯи ибодат ба Қаъба овардан?
Чу нест қиблаи рӯи ту дар муқобили мо.
Аҷал чу маҳмили мо бандад аз ҷаҳон, бошад
Навои ишқи ту бонги дарои маҳмили мо,
Баҳои васли ту додем накди умр, вале
Дар ин муомила беҳосил аст ҳосили мо.
Чу зери хок дар ин киштзор ҷой кунем,
Гиёҳи меҳри ту рӯяд зи донаи дили мо.
Зи мавҷи ишқи ту дарьё шудему чархи кабуд
Бувад фитода садафрезае ба соҳили мо.
Ба теғи ишқ чу Ҷомӣ зи буди худ растем,
Ҳазор ҷони гиромӣ фидои қотили мо.

* * *

Эй, хоки таҳи кафши ту кӯҳли[1] басари[2] мо,
Кафше, ки занӣ бар сари мо, тоҷи сари мо.
Мекун ба хабарпурсии мо ранҷа лаби хеш
З-он пеш, ки пурсиву наёбӣ хабари мо.
Пеш аз ҳарами Каъба ба кӯи ту расидем,
Кӯтоҳ шуд, алминнату лиллаҳ, сафари мо.
Сели мижа аз кӯи ту хуни дили мо шуст,
Он ҷо написандид, ки монад асари мо.
Доман ҳама пурдоғ бувад хирқаи моро
З-он хун, ки чакидаст зи доғи ҷигари мо.
З-ашку рухи мо дар раҳи худ пой кашӣ боз,
Пеши ту кам аз хок бувад симу зари мо.
Резем ба пои ту дури назм чу Ҷомӣ,
Овезаи гӯши ту нашояд гуҳари мо!

---

[1] *Кӯҳл* — сурма
[2] *Басар* — чашм; узви биной

* * *

Мо муриди роҳи ишқему ҷавонон пири мо,
Илтифоти хотири пирон бувад тадбири мо.
З-оби чашми мо кунад занҷирсозӣ боди оҳ,
То кашад сарви қадатро пой дар занҷири мо.
Ваззуҳо бошад киноят з-он ду рух, вашшамс низ,
Дар баёни ҳусни ту возеҳ бувад тафсири мо.
Хома бишкастему лаб бастем аз асрори ишқ,
К-он на дар таҳрири мо гунҷад, на дар тақрири мо.
Тири ту ғамзасту тири мо дуои ними шаб,
Тири худ андохтӣ мекун ҳазар аз тири мо!
Гар зи ҷайби гул насяд накҳати пероҳанат,
Бод дар гулгашти бӯстон хор домангири мо.
Гар бар он дар рафт тақсире зи мо, инак расид,
Ашки Ҷомӣ, то бихоҳад узре аз тақсири мо.

* * *

Куштаи ханҷари ишқ аст дили зиндаи мо,
Ғарқи ҷамъияти ӯ вақти парокандаи мо.
Бахья бар васлаи пайванди касон кам задаем,
Дасти таҷрид бувад бахьякаши жандаи мо.
Гар бихандем, макун айб, ки чун ғунча бувад
Пардапӯши дили оғушта ба хун хандаи мо.
Нақши тақвими азал зоиҷаи толеъи мост,
Атфи домони абад давлати поядаи мо.
Чист дар гӯши вай аз моҳи нав ин ҳалқаи зар,
Гар на аз давлати ишқ аст фалак бандаи мо!
Ҳаст ҷӯянда чу ёбанда, надонем чарост
Дарди ноёб насиби дили ҷӯяндаи мо?!
Ҷомӣ, офоқ пур аст аз рақами ишқ, ҳанӯз
Ҳаст аз ин ҳарф хиҷил килки сарафгандаи мо.

* * *

Эй парирух, марав аз хонаи мо,
Раҳм кун бар дили девонаи мо.
Дар ғами ишқи ту афсона шудем,
Бинишин, гӯш кун афсонаи мо!
Аз маи ишқ чу паймона пурем,
Лаб бинеҳ бар лаби паймонаи мо.
Ганҷи ҳуснӣ, чӣ тилисм ангезем,
Ки шавӣ сокини вайронаи мо?!
Масти ишқему диҳад завқи дигар
Бар рухат наъраи мастонаи мо!
Нур ҷустем зи шамъи рухи ту,
Оташ андохт ба кошонаи мо.
Дид Ҷомӣ сӯи холат, гуфтӣ;
—Кай ба ҳар мурғ расад донаи мо?!

* * *

Суруди маҷлиси дард аст оҳу нолаи мо,
Ҳубоби хуни ҷигар лолагун пиёлаи мо.
Ба базми васл чу шамъем бо ту чарбзабон,
Ба равған аст фитода зи ту наволаи мо.
Ба боғ чанд тамошои сарву лола кунем,
Қади ту сарв басу орази ту лолаи мо!
Фусурда бар рухи мо ашкҳост аз дами сард,
Мабод офати барги гули ту жолаи мо.
Ба гирди Каъба чӣ гардем, чун нашуд зи азал
Ба ҷуз ҳаволаи дайри муғон ҳаволаи мо?!
Кӯҳан қаболаи риндист далқи мо, ки заданд
Зи доғи ҷуръа бутон меҳр бар қаболаи мо.
Ба пеши назми ту, Ҷомӣ, зи насри худ хиҷилам,
Зи нӯги килки ту як ҳарфу сад рисолаи мо!

* * *

Ниҳоли қадди ту омад асои пирии мо,
Бар остон, ки макаш сар зи дастгирии мо.
Туро, ки дида зи ҷоҳу ҷамоли хеш пур аст,
Чӣ илтифот ба мискиниву фақирии мо?!
Ту офтоби баландиву мо чу зарра ҳақир,
Бувад баландии қадри ту аз ҳақирии мо.
Зи меҳри рӯи ту гаштем шоҳи кишвари ишқ,
Куҷо ба ақл расад мансаби вазирии мо?!
Асири банди фироқем, меҳрубоне ку,
Ки бо ту шарҳ кунад меҳнати асирии мо?!
Надидаем ҷуз ин сурхрӯӣ аз дида,
Ки ёфт ранги бақам чеҳраи заририи мо.
Ҷарида рав, ки гузир аст Ҷомӣ аз ҳама чиз,
Ҳамин зи давлати ишқ аст ногузирии мо!

* * *

Накарда қайди ғизоле гираҳкушоии мо,
Гираҳ зи дил накушояд ғазалсароии мо.
Фурӯғи базми сухан з-оташи дил аст, оре,
Зи ошноии ишқ аст равшаноии мо.
Садои савти муғаннӣ аҷаб баланд афтод,
Ба ҳарза паст нашуд сити порсоии мо.
Гадоии раҳи фақр аст кори мо ҳама умр,
Бас аст дасти тиҳӣ ҳосили гадоии мо!
Сагони кӯи ту худро ҳамениҳем лақаб,
Бубин, ки то чӣ ҳаддаст худситоии мо.
Зи мо тариқи ҳидоят маҷӯ, ки ҷилваи ҳуси
Кунад ба гумроҳии ишқ раҳнамоии мо.
Бутони шаҳр буруннанд, Ҷомӣ, аз ҳади васф,
Ба васфашон нарасад ақли рустоии мо.

* * *

Ғам нест, к-афтад аз тани фарсуда сар ҷудо,
Ғам з-он бувад, ки монад аз ин хоки дар ҷудо.
Сар барнадорам аз хати ҳукми ту чун қалам,
Гар банд-банди ман кунӣ аз якдигар ҷудо.
Аз оби дида гунаи рухсори ман нагашт,
Зардӣ ба шустушӯй нагардад зи зар ҷудо.
Ин ашки сурх нест, ки меоядам зи чашм,
Хунобаест гашта зи реши ҷигар ҷудо.
Гирди миёни ту камар аз мӯй баста зулф,
Қас чун кунад миёни туро аз камар ҷудо?!
Парвози ростон сӯят аз боли ҳиммат аст,
Афтад ба хок тир, чу монад зи пар ҷудо.
Гуфтӣ, ки Ҷомӣ, аз ту ба зудӣ ҷудо шавам,
Эй кош, ҷон шавад зи танам зудтар ҷудо!

* * *

Кучост манзилат, эй ганчи дерёб, кучо?!
Кучо нишони ту ёбам дар ин хароб, кучо?!
Нихон чу оби хаётӣ дар ин сарои фиреб,
Кучо висоли ту чӯям дар ин сароб, кучо?!
Лабат ба коми ракибон, чӣ гуна оташи шавк
Нишинад аз дилам, оташ кучову об кучо?!
Ба гуфтугӯи ту мустағниям зи номаву пайк,
Хитоби дӯст кучо, косиду китоб кучо?
Зи баски масти туам, рӯзу шаб намедонам,
Ки рӯзи шайб кучо шуд, шаби шабоб кучо?
Фироки рӯи ту бар ман сиёх сохт чахон,
Кучост шаъшаъаи нури офтоб, кучо?
Бирез хуни хама, то туро набинад кас,
Кучост рӯи туро токати никоб, кучо?!
Ба факри ориятӣ даъвии футувват[1] чанд,
Саводи асл кучо, гунаи хизоб[2] кучо?!
Чаноби пири муғон, Чомӣ, остони улост,
Кучост мавриди хар сифла, он чаноб кучо?!

[1] Футувват — чавонмардӣ.
[2] *Хизоб-ранг,* хино, вусма, ки барои ороиши дасту по ва абрӯ мебананд.

* * *

Хуш он манзил, ки моҳе бошад он ҷо,
Зи хайли ҳусн шоҳе бошад он ҷо!
Қабо гардад ҳазорон хирқа ҳар ҷой,
Ки чун ту кАҷкулоҳе бошад он ҷо!
Ба боғ ар бигзарӣ, сарви хиромон
Кам аз шохи гиёҳе бошад он ҷо!
Бар он лаб чун кунад дил даъвии хун,
Зи ҳар чашмам гувоҳе бошад он ҷо.
Ба кунҷи ошиқон о, к-аз тару хушк
Ҳамин ашкеву оҳе бошад он ҷо.
Зи роҳи ҷоҳу ҳашмат по бурун неҳ,
Ки дар ҳар гом чоҳе бошад он ҷо.
Гаронӣ барнатобад кӯят он беҳ,
Ки Ҷомӣ гоҳ-гоҳе бошад он ҷо!

* * *

Маро ҳар лаҳза захме бар дил аз пайкони ӯ бодо,
Агар ҷонам равад, гӯ, рав, бақои ҷони ӯ бодо!
Агар фармон диҳад хатташ ба хунрези вафодорон,
Чу хома ҷумларо сар бар хати фармони ӯ бодо!
Чу шаб бар остонаш сар ниҳам завқи ғуломиро,
Ба гардан тавқам аз думми саги дарбони ӯ бодо!
Ба домонаш нашояд кард кори хунфишон чашмам,
Ба ҷӯроби мижа фаррошии майдони ӯ бодо!
Чу аз боди хазон боғу баҳор аз ҳам фурӯ резанд,
Баҳори боғи умрам ғунчаи хандони ӯ бодо!
Ҳамерафт аз латофат хайфишону дар дуо халқе,
Ки кишти ноумедон хуррам аз борони ӯ бодо!
Ба ҷуз васли ҷамолаш нағзарад бар хотири Ҷомӣ,
Тамошогоҳи ҷони ошиқон девони ӯ бодо!

* * *

Зи чист тафриқаи мавлавӣ зи ҷамъи кутуб?
Чӣ буд ҷамъи кутуб, чун накард рафъи ҳуҷуб!
Чу ҳаст ҳар вараҷе з-он кутуб ҳиҷоби дигар,
Ба чашми мо ҳуҷуби ту ба туст он, на кутуб.
Ба Мисри ишқу муҳаббат куҷо азиз шавӣ,
Нараста Юсуфи ҷони ту аз ғиёбаи ҷуб.
Ҷамоли ишқ ниҳон аст зери пардаи ғайб,
Ва мо сивоҳу ало ваҷҳиҳи-л-ҷамили нуқуб.[1]
Ба ишқ кӯш, чу ориф ба сирри ҷамол,
Ки орифон ҳама лаббанду ошиқон лубби луб.[2]
Талаб макун хабари баҳру баҳриён аз ман,
Ки даррабуд маро мавҷхези луҷҷаи ҳуб.[3]
Маоди ҷони ту, Ҷомӣ, зи сурату маънӣ
Ба ғайри ишқ набошад фауд илайҳи ва туб.[4]

---

Арабӣ: [1] Ва дар рӯи ӯ ҷуз зебоӣ пардае нест
[2] *Лубби луб* — мағзи мағз
[3] *Луҷҷаи ҳуб* — мавҷхези ишқ
[4] Баргард ба ӯ ва тавба кун

* * *

Буд пок аз рангҳо бешиша нури офтоб,
Чун ба ранги шиша зоҳир гашт, шуд бар худ ҳиҷоб.
Гарна ранги шишаҳо гардад ҳиҷоби нури ӯ,
Сатвати ишроқи онро шакл орад дида тоб.
Шуд ҳиҷоб ойинаи нури ҷамоли мӯҳтаҷиб,
Инна ҳозо инда асҳобил ҳиҷо шайъун уҷоб.[1]
Орифонро Тӯри ҳастӣ пора гаштӣ, чун Калим
Гар набудӣ бар ҷамоли зоҳир аз мазҳар ниқоб.
Мазҳар аз рӯи таъайюн гарчи ғайри зоҳир аст,
Ояд аз рӯи ҳақиқат айни зоҳир дар ҳисоб.
Зоҳир андар айни мазҳар мазҳар аст, инро бидон,
Мазҳар андар зоти зоҳир зоҳир аст, инро биёб!
Об бошад ҳамчу зоҳир, гул чу мазҳар, филмасал,
Об андар гул чӣ бошад? — Гул. Гул андар об? — Об!
Даъвии ваҳдат кунӣ, Ҷомӣ, чӣ бок ар муддаъӣ,
Аз сари инкору рад гӯяд саволатро ҷавоб.
Гарна чун ориф зи як ҷо бинӣ инкору қабул,
Бошад он даъвӣ хато валлоҳу аълам бис-с-савоб![2]

---

Арабӣ: [1] Ба дурустӣ, ки ин чиз ба назари аҳли таън аҷиб аст.

[2] Худо ба дурустии ин огоҳ аст.

* * *

Бидеҳ ба расми сабӯҳ, эй ҳариф, ҷоми шароб,
Ки шайхи воқеабинро гузашт умр ба хоб.
Аз он шароб, ки чун дидаро кунад равшан,
Вуҷуди кавн намояд, чунон ки ҳаст сароб.
Аз он шароб, ки аз ҷӯш агар фурӯд ояд,
Қибоби чарх шавад музмаҳил дар ӯ чу ҳиҷоб.
Аз он шароб, ки ҳар ҷо бувад зи нашъаи он
Ҳазор ошиқи ориф, ҳазор масти хароб.
Шудем пиру надорем ҳасрате ба ҷуз ин,
Ки бетаматтӯъ аз ин май гузашт аҳди шубоб.
Бирез бар сари мо ҷуръае, ки охири давр,
Баёзи шайбати худро ба он кунем хизоб.
Шароб хӯрдану масти хароб ҷон додан!
Саодати абад ин аст, Ҷомиё, дарьёб!

* * *

Абри тунук занад ба замин нарм-нарм об,
Не гарду не гил аст, на соя, на офтоб.
Дар кӯҳ ҷоми лола пур аз шабнами саҳар,
Дар дашт фарши сабза тар аз рашҳаи саҳоб.
Вақт аст агар пиёда ба саҳро бурун равем,
Даст аз инон надида ано пой аз рикоб.
Ҳамраҳ барем рағми сафеҳони шаҳрро
З-асбоби айш ҳар чӣ шуморад хирад савоб.
Бо чанд ёри покзамири латифтабъ,
Софидилу латифашиносу дақиқаёб,
Омезгортар ба ҳам аз шир бо шакар,
Пайвандҷӯтар ба ҳам аз нуқл бо шароб.
Не талх ронда бар лаби ширинашон мазоҳ,
Не чин фиганда дар хами абрӯяшон итоб.
В-ар дилбаре латиф намояд зи ғайб рӯй,
Чун моҳ бе ниқобу чу хуршед бе ҳиҷоб.
Гоҳе ба он зи ғамзаи хунрез дар ҷадал,
Гоҳе ба он зи лаъли шакарбор дар хитоб.
Он худ атийяест, ки дар фаслҳо сухан
Натвон адои шукри висолаш ба ҳеҷ боб.
Ҷомӣ, даҳон бубанд, ки сард ояд ин нафас
Акнун, ки субҳи шайб дамид аз шаби шубоб.
Инҳо ҳама саробу ту бисьёр ташнаӣ,
Бигзор, ташнагии ту наншонад ин сароб.
Худро фикан ба қаъри муҳите, ки мавҷи он
Баҳри ду кавнро нанихад қадри як ҳубоб.

* * *

Гарам расад зи занахдони ту ҳазор осеб,
Зиҳӣ, муҳол, ки дандон кунам чу син з-он себ.
Зақан бипӯш, чу бар ман гузар кунӣ, ки мабод
Зи барқи оҳи ман он себро расад осеб.
Ба зеби ҷома чӣ ҳоҷат туро, ки мегирад
Қабои дилбарӣ аз қадди ҷомазеби ту зеб.
Инони ноз ба каф то савора бигзаштӣ,
Намонд ақли маро пой дар ракеби шакиб.
Накард майл ба тӯбӣ сиришкам аз қади ту,
Агарчӣ меравад об аз фароз сӯи нишеб.
На эминанд зи ту тоирони сидранишин,
Чунин ки ҳалқаи зулфат ниҳод доми фиреб.
Пас аз лиқои ту Ҷомӣ ҳаме рамад зи рақиб,
Чу кард хӯ ба фаришта, хӯрад зи дев ниҳеб.

* * *

Эй, ду гесут шаби қадру барот,
Ҷон фидо карда барот аҳли наҷот
Ёфт бар хоки дарат ҷо сари ман,
Нилту мин бобика аъла-д-дараҷот.[1]
Сабзаи хатти ту болои лаб аст,
Бартар омад зи шакар қадри набот.
Баъди маргам ба вафо ваъда диҳӣ,
Медиҳам ҷон ба таманнои вафот.
Захми теғи ту диламрост даво,
Чун қалам менакашам сар зи давот.
Сирри ирфон талаб аз гармравон,
Воқифонро чӣ вуқуф аз Арафот?
Шеъри Ҷомиву саводи хати ӯ
Зуламотесту дар ӯ оби ҳаёт

---

Арабӣ: [1] Дар остонаи ту ба дараҷаҳои баланд расидам.

* * *

Соқиё, чанд зикри мавту ҳаёт?
Бода дардеҳ, ки куллу отин от.[1]
Саййиоти ман аст ҳастии ман,
Ҳасанотам аз он халосу начот.
Чанд ҷомам бидеҳ пай дар пай,
Изҳаби-с-сайиота бил ҳасанот.[2]
Пеши ҳумми маям ба сачда дарор,
Ки намоз аст афзалу-л-ҳаракот.[3]
Даҳанамро зи ғайри бода бибанд,
Ки сиём аст аҳсану-с-саканот.[4]
Воқифам кун ба кунҷи дайр, ки ҳаҷ
Лайса илла-лвуқуфу бил Арафот[5].
То ба кай бонги ҳай-ҳай, эй сӯфӣ?
Медиҳад бӯи дурӣ аз ҳайҳот.
Н-омадӣ ҳаргиз аз ҷиҳот бурун,
Қай хабар ёбӣ аз буруни ҷиҳот?
Дари майхона ҷот шуд, Ҷомӣ,
Налту, валлоҳу, арфаъу-д-дараҷот[6]

---

Арабӣ: [1] Гузаштаҳо ҳама гузаштаанд
[2] Бигзор то гуноҳҳоям савоб гарданд
[3] Беҳтарини ҳаракатҳо
[4] *Сиём* — рӯзадорӣ: беҳтарини оромиҳо
[5] Фақат дар Арафот воқиф мегардад
[6] Забонхой макун, аз барои худо, ки ин дара бисьёр баланд

* * *

Зиҳӣ, ишқи туро бар куфру дин пушт,
Рухат оташ зада бар ҷони Зардушт.
Бувад равшан зи рухсору ҷабинат,
Ки ту хуршеду моҳӣ пушт бар пушт.
Ба васфи зулфи ту карда дабирон
Сиёҳиву қалам з-ангишту ангушт.
Ба афсун боз натвон растан аз ишқ,
Нашояд машъали субҳ аз қафас кушт.
Ба он ғамза машав, Ҷомӣ, муқобил,
Мазан бо он дарафш аз соддагӣ мушт.

* * *

Мо ринду ошиқему назарбозу майпараст,
Бар мо ҳаром чуз маю маъшуқ, ҳар чӣ ҳаст.
Зоҳид кашид бар сафи хумҳои бода санг,
Ё раб, мабод бар сафи ин пурдилон шикаст.
Дар интизори рӯи ту будам нишаста дӯш,
То вақти субҳ ойинаи ҷоми май ба даст.
Пиндоштам, ки ламъаи нури ҷамоли туст,
Аз ҳар тараф ситора дурахшиду барқ ҷаст.
Олитар аст ҳиммати риндон зи шайхи шаҳр,
Оре, бувад басе ба ҷаҳон з-ин баланду паст.
Моро чӣ тоқати ту, ки бар кӯҳу санг тофт
Як партав аз ҷамоли ту, дигар камар набаст.
Ҷомӣ, ки дошт бодапарастӣ ҳамеша кор,
Паймон шикасту боз паи кори худ нишаст.

* * *

Ганҷи ҷамоливу коинот харобат,
Шоҳиди ғайбиву обу хок ниқобат.
Масти ту будем, ҳанӯз мубдаъи фитрат
Дасти фароғат нишуста аз гилу обат.
Ҷону дилам тоза шуд зи ваъдаи васлат,
*Хосияти об ёфтам зи саробат.*
Нозкунон шаб хаёли ту ба ман омад,
Гуфтамаш: эй ҷон фидои нозу итобат!
Мулки вуҷудам гирифт ишқи ту яксар,
Гуфт: Изо ammати-л-балийяту тобат.[1]
Рӯй ба ишқ ор, Ҷомӣ, аз ҳама олам,
То бинамояд тариқи сидқу савобат.
Қашфи ҳиҷоб аз китоби ақл чӣ ҷӯям,
Чун зи варақҳош ту ба туст хиҷобат.

---

Арабӣ: [1] Агар ғам бештар шавад, хуш гардад

* * *

Пеш аз он дам, ки қалам нақш кунад ҳарфи нахуст,
Дошт тифли дили ман лавҳи вафои ту дуруст.
Қор бар хастадилон ҳамчу қабо танг магир,
Гарчӣ бар қомати ту хилъати ҳусн омада чуст.
Ашки худро зи назар ғарқа ба хун меронам,
Ки чаро чашми ман аз хоки кафи пои ту шуст.
Чанд гӯй, ки чу васлам нашавад ёфт, маҷӯй?
То маро тобу тавон ҳаст, туро хоҳам ҷуст.
Нест дар бодияи ишқ назар Лайлиро
Ҷуз бар он лола, ки бо доғи дили Маҷнун руст.
Гар кашам бе ту зи бадбахтии худ сад сахтӣ,
Ҳоша лиллаҳ, ки шавад робитаи ишқи ту суст!
Гуфтай: «Беталаб аз ман маталаб, Ҷомӣ ком»,
Оҳу сад оҳ, ки матлубу талаб ҳарду зи туст.

* * *

Гадои кӯи ҳаробот по барахна чарост,
Агар на кафш зада фақри ӯ ба фарқи аност?
Ба пушти пой зада роҳати ду оламро,
Аз он чӣ бок, ки хораш халида дар кафи пост.
Агар на шукри таку пӯи роҳи фақр кунад,
Шикофи пошнаи ӯ даҳон кушода чарост?
Нишони гумшудагон медиҳад ба роҳи наҷот
Нишони пош, ки бар хоки роҳ монда ба ҷост.
Ба фақри ӯст бапо тахти шоҳ, аз он чӣ ғамаш,
Қи шаҳ зи тахт ба таъзими ӯ ба пой нахост.
Асозанон ба дари шоҳ равад гадо, оре,
Сутуни хаймаи иқболи ӯ асои гадост.
Або, ки бар тани Ҷомӣ зи хуни дил шуда ол,
Расида хилъати фикраш ба дӯш з-Оли Абост.

* * *

Гуфтам ба қоматат зи кач хуштар аст рост,
Қард абрӯят зи гӯша ишорат, ки ин хатост.
Моил ба абрӯи ту шудам, қадди дилкашат
Гуфто: — Зи ост майли ту сӯи качи чарост?
Кач они тусту рост ҳам, эй шоҳи некӯвон,
Гар хост фитнае зи качу рост, аз ту хост.
Гар дорад абрӯят качӣ, айни ростист,
Бо ростии қомати ту худ качӣ кучост?
Ман не качам, на рост, маро ҳар сифат, ки ҳаст
Ориятисту он ба ҳақиқат ҳама туст.
Пушти ман аз таҳайюли абрӯи туст кач,
Табъи ман аз тасаввури болои туст рост.
Чомӣ чу ростиву качӣ чумла аз ту дид,
Баҳри ту хост, ҳар качиву ростӣ, ки хост.

* * *

Бе ҷамолат савти мутриб мояи дарду ғам аст,
Бе рухи гул нағмаи булбул нафири мотам аст.
Қай ба қонуни тараб гардад маро оҳанг рост,
Инчунин к-аз бори дил чун чанг пушти ман хам аст,
Бар рухат х(в)ай ҳаст акси қатраҳои ашки ман,
Ё чакида бар суман борону бар гул шабнам аст.
Дарди ҳиҷронро набошад нисбате бо ранҷи марг,
Дарди ҳиҷрон рӯзгорон, ранҷи мурдан як дам аст.
Ҳар табиберо, ки пурсидам илоҷи ишқ, гуфт:
Дарди ошиқ бемудавво, доғи ӯ бемарҳам аст.
Хонаамро сақф-ғам, девор-меҳнат, дар-балост,
Қас чунин хона надида то бинои олам аст.
Ошиқон бисьёр дорӣ, гарчи Ҷомӣ аз ҳама
Қам бувад дар доми ту, чун ӯ гирифторе кам аст.

* * *

Чашми манӣ бар ҳама кас равшан аст,
Хонаи ту хонаи чашми ман аст.
Сина зи ту равзану чашми дилам
Баҳри тамошои ту бар равзан аст.
Дил ба дарат маҳраму ҷон низ ҳам,
Меҳнати ҳаҷри ту ҳама бар тан аст.
Зод дусад ғам шаби ҳаҷри туам,
Рост бувад он, ки шаб обастан аст.
Сӯхтаи ҳаҷри туву кунҷи ғам
Зовияи гулханиён гулхан аст!
З-оташи ту хирмани хубон бисӯхт,
Холи ту якдона аз он хирман аст.
Қоидаи ишқ зи Ҷомӣ талаб,
З-он, ки дар ин масъала соҳибфан аст.

* * *

Рухат рӯзи тарабро бомдод аст,
Сари зулфат шаби ғамро савод аст.
Туӣ Каъба, ба ҳар шаҳре, ки бошӣ
Чу Макка номи ӯ хайрулбилод аст.
Зи оҳи чун амуди оташам чарх
Ба ҳар шаб чун Ирам зотулъимод аст.
Накӯ дор эътиқод, эй дил, ба хубон,
Ки раъсулмоли сӯфӣ эътиқод аст!
Дар иқлими адам рӯ карда ҷонам,
Зи ту дар орзуи хайрбод аст.
Дар афсунхонии дил ҳолу зулфат
Яке шогирду дигар устод аст.
Сагат бигзор, гӯ, расми дуиро,
Ки Ҷомӣ дар мақоми иттиҳод аст.

* * *

Биё, ки дил зи ғамат хуну дида пурхун аст,
Бубин зи дидаи пурхун, ки ҳоли дил чун аст.
Набуд ошиқи Лайлӣ ба ғайри як Маҷнун,
Туро ба ҳар сари мӯе ҳазор Маҷнун аст.
Маро, ки ҳол дигаргун шуд аз кашокаши ҳаҷр,
Аҷаб мадор, агар ашки ман ҷигархун аст.
Сухан зи ҳад мабар, эй мӯҳтасиб, ки мастии ман
На аз пиёлаи хуршеду хумми гардун аст.
Бирехт шавқи ту хуни дилам зи дида, бале
Равад шароб зи сар, чун зи соғар афзун аст.
Чӣ сон равам раҳи маънӣ, ки хун гирифта дилам,
Хароб сурати матбӯъу шакл мавзун аст.
Ба ишқ таънаи Ҷомӣ мазан, ки ошиқро
Инони дил зи кафи ихтиёр берун аст.

* * *

Гавҳари ишқи туро дил садаф аст,
Новаки дарди туро ҷон ҳадаф аст.
Баҳри асрор шиносад худро
Шайхи мағрур, ки бодаш ба каф аст.
Рахнаи теғи ҷафояш ба сарам
Қунгури афсари ҷоҳу шараф аст.
Мерасад роҳатам аз селаи фақр,
Нола аз дасти тиҳӣ кори даф аст.
Айшсозону шаробу лаби кишт,
Чашми ориф на бар обу алаф аст.
Ҷомӣ аз аҳли вало ҳиммат хоҳ,
Гирди ту гарчи бало баста саф аст.
Қори ҳар кас набувад сафшиканӣ,
Шери ин маърака шоҳи Наҷаф аст.

* * *

Он чӣ дар ишқи туам дам ба дам аст,
Ранҷ бар ранҷу алам бар алам аст.
Шод бод аз ту дили пурҳавасон,
Гар ман аз ғусса бимирам, чӣ ғам аст!
Нест бар ман ситам аз теғи ту захм,
Мезанӣ бар дигарон, он ситам аст.
Гар кунӣ майл ба динору дирам,
Онам аз давлати ишқат чӣ кам аст?!
Дилам аз доғи ғамат пурдинор,
Ҷайбам аз сими мижа пурдирам аст.
Дар ҳарими ту дили сахти бутон
Зери по беш зи санги ҳарам аст.
Сар напечад зи сагонат Ҷомӣ,
Хидмати аҳли вафо муғтанам аст.

* * *

Диламро бо кас ороме намондаст,
Ба ҷуз нокомиям коме намондаст.
Ба роҳи ком пои ҳимматамро
Маҷоли рафтани гоме намондаст.
Агар ман бесаранҷомам, аҷаб нест,
Ҷаҳонро ҳам саранҷоме намондаст!
Ба шохи одамият меваи унс,
Чӣ ҷои пухта, чун хоме намондаст!
Маҳи нав мекунад бар чарх ишорат,
К-аз ин хумхона ҷуз ҷоме намондаст!
Зи бода холӣ аст он ҷом, яъне
Ҳарифи бодаошоме намондаст!
Мабар дар силки ҳастӣ номи Ҷомӣ,
К-аз он мискин ба ҷуз номе намондаст.

* * *

Хонаи дил харобкардаи туст,
Чашмаи ҷон саробкардаи туст.
Хӯрдро чашми ӯ надида ба хоб,
Ҳар кӣ бехӯрд хобкардаи туст.
З-ашки навмедиву нами ҳасрат
Дидаи тар пуробкардаи туст.
Гарчи мӯям сафед гашт чу шир,
Чеҳра аз хун хизобкардаи туст.
То ту ринду шаробхора шудӣ,
Дили халқе кабобкардаи туст.
Чашми гирьёни ман зи акси лабат
Соғари пуршаробкардаи туст.
Ҷомиву шеъри хуш, туву дашном,
Шеърҳояш ҷавобкардаи туст!

* * *

Лола бин дар Бесутун чун ғарқи хун афтодааст,
Гӯй аз кон оташин лаъле бурун афтодааст.
Не ғалат кардам, ки аз сӯзи даруни Кӯҳкан
Шӯъла дар домони кӯҳи Бесутун афтодааст.
Чун раҳам аз зулфи мушкинат, ки дар ҳар ҳалқааш
Сад дили доно ба занҷири ҷунун афтодааст.
Рӯзам аз бемеҳрият шаб гашту он шабро шафақ
Бар рухи зардам сиришки лолагун афтодааст.
Бори ҳиҷрони ту чун санҷам, ки ин бори гарон
Аз тарозӯи қиёси ман фузун афтодааст.
Дил, ки метобад ба рӯ, рӯят зи роҳи дида ҳаст
Хонае, к-аз равзани он маҳ дарун афтодааст.
Тавқдорони ғамат гарданкашони оламанд,
Дар миёни он ҳама Ҷомӣ забун афтодааст.

* * *

Мушкин хате, ки рӯз рухашро шаб омадаст,
Ҷони ман аст, хатташ аз он бар лаб омадаст.
Ҳарфе, ки килки ҳусн ба рӯяш навишта буд,
Аз мушки нобу анбари тар муъраб омадаст.
Шояд ки ҷон ниҳам лақаби қолабаш зи лутф,
Ҷонӣ, вале ки ҷони манаш қолаб омадаст.
Юсуф чӣ хонамаш, ки ба ҳар ҷо намуда рӯй,
Сад Юсуфаш асири чаҳи ғабғаб омадаст!
Дар чашми пурсиришк чу рӯяш фиканда акс,
Хуршедро мақор на бо кавкаб омадаст.
Ҳар гаҳ зи бод бурқаъи зулфаш шавад нагун,
Гӯяд фалак, ки манзили маҳ ақраб омадаст.
Тифлон сабақ зи лавҳи ҷамолаш гирифтаанд,
Ҳар гаҳ ҷабин кушода сӯи мактаб омадаст,
Чавгон ба каф, савора ба майдон чу карда азм,
Сад сар чу гӯй зери суми маркаб омадаст.
Ҷомӣ мудом машрабае аз шароб пур,
Бар рағми муддаъӣ, ки тангмашраб омадаст.

* * *

Турраи унвони ҷамоли ту чу ҷим афтодаст,
Даҳани тангат аз он чашмаи мим афтодаст.
З-он қаду зулф, ки гӯӣ алифу ломи ваянд,
Ломалифвор дили хаста дуним афтодаст.
Қадат он нахли баланд аст, лаб он тоза рутаб,
Ки дар ин боғча аз боғи наъим афтодаст.
Яди байзо, ки шунидӣ, бувад аз талъати ту
Ламъаи нур, ки дар дасти Калим афтодаст.
Чаман аз нофаи Чин атрфишон шуд, гӯё,
Чини зулфи ту гузаргоҳи насим афтодаст.
Парда бардор, ки аз соиқаи шавқи туам
Шӯъла дар хирману оташ ба гилем афтодаст.
Шаҳри ишқ аст мақоми ҳама соҳибназарон,
Фаррух он кас, ки дар ин шаҳр муқим афтодаст.
Ними ҷон гар бидиҳӣ, сад ба иваз бистонӣ,
Бухл бигзор, ки дилдор карим афтодаст.
Ҷомиё, шоҳиди нав гир, ки аз гардиши даҳр
Рахна дар сӯҳбати ёрони қадим афтодаст.

* * *

Ҷонам аз ишқи ту дар вартаи бим афтодаст,
Дилам аз теғи фироқи ту дуним афтодаст.
Ҷайби гул нофаи Чин шуд ба гулистон, гӯӣ,
Домани зулфи ту дар дасти насим афтодаст.
Ҳосили хеш ба ҷуз ранҷи сафар ҳеҷ надид
Ҳар мусофир, ки бар ин дар на муқим афтодаст.
Шоҳиди мулк чӣ бинӣ, ки кунад зевари гӯш
З-он дури ашк, ки аз чашми ятим афтодаст.
Ваҷҳи худ дар раҳи май неҳ, ки набошад ғами дузд
Ҳар киро киса тиҳӣ аз зару сим афтодаст.
Май хӯрад сӯфии пурхӯр паи ҳазми таом,
Бо ҳама ҷаҳл бубинаш, чӣ ҳаким афтодаст.
Накашад ҷуз ба маю соқии матбӯъу самоъ
Табъи Ҷомӣ, ки зи офот салим афтодаст!

* * *

Соқӣ, биё, ки қасри бақо дар тазалзул аст,
Дардеҳ шароби лаъл, чи ҷои таъаллул аст.
Гар даври ҷоми май ба тасалсул кашад, равост,
Бар рағми он, ки мункири даври тасалсул аст.
Дорӣ ҳавои майкада, тарки сабаб бигӯй,
Зоди тариқи аҳли иродат таваккул аст.
Карданд шарҳи ишқ ҳарифон, вале ҳанӯз
Ин сирри сарбамӯҳр маҳалли тааммул аст.
Огоҳӣ аз камоҳии ҳолоти ошиқон,
Бо мо ҷафои ту на зи ҷаҳл, аз таҷоҳул аст.
Сӯфӣ, ки завқи ишқи ту меорадаш ба рақс,
Мастест, к-аз сирояти май дар тамоюл аст.
Ҷомӣ кунад таҳаммули ҳар ранҷу ғам, вале
Дар меҳнати фироқи ту бас бетаҳаммул аст.

* * *

Ин ҳама хунхориҳоям з-он наргиси хунхора чист?!
Чун нахоҳад ёр ҷуз хунхории ман, чора чист?!
Гарна бар ман даст бурда ҳаҷр зӯр овардааст,
Дар дарунам ҷону дар берун гиребон пора чист?!
Истоданро намедонад сиришкам, эй ҳаким,
Дар баёни толеъи ман ҳукми ин сайёра чист?!
Гар намехоҳад шикасти ҷоми айши ошиқон,
Дар бари симини ӯ дил ҳамчу санги хора чист?!
Гарна боғаш з-оби май имрӯз дар нашъунамост,
Ҳар дамаш аз нав гуле бишкуфта бар рухсора чист?
Ранҷи ман хоҳад фалак, варна ҷудо з-он маҳ маро
Айши ноҳамвор бо ин меҳнати ҳамвора чист?!
Ҳар кӣ бошад дар ҷаҳон, мирад ҳамин як бору бас,
Бе рухи хубон маро ин мурдани садбора чист?!
Хатти қурбу давлати ташриф хосонро бувад,
Баҳраи ом аз ҷамоли шоҳ ҷуз наззора чист?!
Ҷомӣ аз ҳавли рақиб овард рӯ дар роҳи ҳаҷр,
То дар ин ҳоилбиёбон ҳоли ин овора чист?!

* * *

Бе ту шабамро асари рӯз нест,
Шамъи шабам анҷуманафрӯз нест.
Ҷуз хати фирӯзаи ту бар ду лаб,
Бар сафи ҷонҳо шуда фирӯз нест.
Ваъдаи лутфат зи азал омадаст,
Қоидаи ин карам имрӯз нест.
Маслиҳатомӯзии расвои ишқ
Маслиҳати маслиҳатомӯз нест.
Шаб наҷаҳад ҳамчу шаҳоб аз дилам
Новаки оҳе, ки фалакдӯз нест.
Сайди каманди ту нахоҳад наҷот,
Марди бало офиятандӯз нест.
Гуфтаи Ҷомӣ ҳама сӯз асту дард,
Ҷон фусурад, ҳар чӣ дар ӯ сӯз нест!

* * *

Забон дар даҳон тарҷумони дил аст,
Сухан бар забон аз забони дил аст.
Ҷаҳон в-он чӣ мебинӣ андар ҷаҳон,
Гумон дар сафои ҷаҳони дил аст.
Қалам ҳар чӣ бар лавҳи ҳастӣ навишт,
Яке нукта аз достони дил аст.
Ҳаданге, ки аз қабзаи мо рамайт
Расад бар нишон, аз камони дил аст.
Ғизое, ки аз инда раббӣ абайт
Хӯрад ҷони ориф, зи хони дил аст.
Фаровон фавока, ки аз қатъу маснӯъ
Мубаррост, аз бӯстони дил аст.
Каломи ту ваҳйест Ҷомӣ баланд,
Ки нозилшуда з-осмони дил аст.

* * *

Дил хататро рақами сунъи илоҳӣ донист,
Бар сари мушкхатон ҳуҷҷати шоҳӣ донист.
Моҳро оинаи рӯи чу хуршеди ту гуфт,
Ҳар кӣ моҳияти ҳусни ту камоҳӣ донист.
Субҳро хонд фурӯғи рухат андар шаби зулф,
Субҳхезе, ки сафедӣ зи сиёҳӣ донист.
Шояд, ар шаҳ кунадат манъ зи ҷавлон, чу туро
Фитнаи шаҳриву ошӯби сипоҳӣ донист.
Ақл чун хаймаи фикр аз ду ҷаҳон берун зад,
Ишқро бодияи номутаноҳӣ донист.
Содадил шав, ки дар ин мадрасаи васвасахез
Беҳ зи нодонии худ ҳеч нахоҳӣ донист.
Ҷомиву пири харобот, ки асрори вуҷуд
Ҳама аз ҳиммати иршодпаноҳӣ донист.

* * *

Соқии мо, ки дӣ ба каф май дошт,
Ҷоми май мастӣ аз лаби вай дошт.
Ҳастии мо ба боди мастӣ рафт,
Баски май з-он ду лаб паёпай дошт.
Гул надорад зи шабнами саҳарӣ
Он латофат, ки рӯяш аз х(в)ай дошт.
Аз муаззин нашуд диле зинда,
Ҳама шаб гарчи бонги ё ҳай дошт.
Монд шайх аз ҷавоби бонги намоз,
Субҳидам баски гӯш дар най дошт.
Қай ба мақсад расад, чу зоҳидро
Лошаи саъй ҳукми лошай дошт.
Сӯхт Ҷомӣ зи доғи ишқу нагуфт,
К-аз кай он доғ буду то кай дошт!

* * *

Тӯбӣ, ки ба сидра сарбаланд аст,
Пеши қади ту ниёзманд аст.
Бо хатти ту сабза гар занад лоф,
Аз ғунча сазои ришханд аст.
Умрӣ туву зулф бо ту ҳамсар,
Паймудани умрро каманд аст.
То дида лабат сари тавозӯъ,
Пешат ба замин ниҳода қанд аст.
Алтофи ту нашмарам, ки донад
Анфоси ҳаётро, ки чанд аст.
Дар гӯш намонд ҷои пандам,
Эй ҳамнафасон, чӣ ҷои панд аст?!
Аз ҳар қадаме ба дӯст роҳест,
Ҷомӣ, манишин, ки роҳ банд аст!

* * *

Пуштам аз бори бало хам шудааст,
Қавсе аз доираи ғам шудааст.
Баски гирьям, сафи арбоби тараб
Гирди ман ҳалқаи мотам шудааст.
Кӯи ту то ҳарами аҳли сафост,
Чашми ман чашмаи Замзам шудааст.
Дар заифӣ наям аз мӯе кам,
Чун ман аз заъфи касе кам шудааст.
Нест бар хушклабон раҳм туро,
Чашмаи лутфи ту бенам шудааст.
Шаҳна дар силки сагонат ҷо кард,
Сифларо, бин, чӣ муаззам шудааст!
Ҷомӣ аз силки сагонат маҳрум,
Бо рақибони ту ҳамдам шудааст!

* * *

Давлатам нест, ки бошам ба сухан дамсозат,
Гӯ сухан бо дигарон, то шунавам овозат.
Шоҳбози ҳарами қудсиву дар мулки вуҷуд
Нест ҷуз баҳри шикори дилу ҷон парвозат!
Рафтиву риштаи пайванд маро бо ту қавӣ,
Рӯзе орам ба ҳамин ришта сӯи худ бозат.
Ҳамчу гул гарчи ба сад пора шавад пардаи дил,
Ҳошалиллаҳ, ки шавам пардакушой аз розат.
То шудӣ нозкунон соқии хунинҷигарон,
Ҳама мастанд зи ҷоми маю ман аз нозат.
Бар сарам тоҷиву бар тоҷ гуҳар кай бошад,
Ки кунам ҷо ба сари хеш ба сад эъҷозат!
Чун занад дам зи сухан пеши ту Ҷомӣ, з-ин сон
Ки диҳад хомӯшиям лаъли суханпардозат?!

* * *

Бар лабам оҳе намеояд, ки дардомез нест
В-аз дилам дуде намехезад, ки оташрез нест.
Ҳар шаб оям бар дарат дасти тиҳӣ овехта,
Муфлиси ишқи туро з-ин беш дастовез нест.
Қӯҳканро мурғи дил оҳанги авҷи ишқ кард,
Зӯри ин парвоз дар мурғи дили Парвез нест.
Хубрӯ дар шаҳр бисьёр аст, лекин ҳеҷ як
Чун ту хушгуфтору ширинкору шӯрангез нест.
Ғамзаат тир асту чашмат теғу мижгонат синон,
Ҳеҷ хуберо чу ту бозори хубӣ тез нест.
Дар ҳарими боғ кам ёбанд чун рӯят гуле
В-ар гуле ёбанд, гирдаш сунбули навхез нест.
Гӯ ба чашми худ, ки парҳезад зи хуни мардумон,
Мардуми беморро чизе беҳ аз парҳез нест.
Ҳеҷ боде чун сабо, к-аз зулф афшонад ғубор,
Дар машоми мо абиромезу анбарбез нест.
Ту ба нури талъат, эй маҳ, Шамси Табрез омадӣ,
Қиблаи Ҷомӣ чу Мавлоно ба ҷуз Табрез нест.

* * *

Ба кӯи узлатам вайронае ҳаст,
Зи нақди вақт дарвешонае ҳаст.
Ба дастам то зи ҳастӣ даст шӯям,
Зи хумми нестӣ паймонае ҳаст.
Макун дурам, ки дорад завқи дигар,
Ба гирди шамъ чун парвонае ҳаст.
Чу бар девонагон меяфганӣ санг,
Намегӯӣ маро девонае ҳаст?!
Чӣ хӯй аст, ин ки сӯи ошноён
Наёрӣ рӯй, то бегонае ҳаст?!
Агар хона набошад хуб, ғам нест,
Чу аз хубон туро ҳамхонае ҳаст.
Маҳӯр, Ҷомӣ, фиреби субҳахонон,
Ки доме ҳаст, ҳар ҷо донае ҳаст!

* * *

Ғунча ҳамчун даҳони танги ту нест,
Гул чу рухсори лоларанги ту нест.
Синаамро ба ғамза реш макун,
Қ-ин ҳадаф лоиқи хаданги ту нест.
Ҷанги ту сулҳ бо рақибон аст,
Ҳеҷ ошиқ ҳарифи ҷанги ту нест.
То ба санги ситам кушодӣ даст,
Нест дасте, ки зери санги ту нест.
Чун кунӣ қасди қатли мунтазирон,
Ҳеҷ таъҷил чун диранги ту нест.
Бо сагони ту нонишастани мо
Ҷуз муроoти ному нанги ту нест.
Ҷомӣ, аз бори дил чу чанг шудӣ,
Ин ғазал ҷуз навои чанги ту нест.

* * *

Аз ту бар дилҳо каминҳо нек нест,
В-аз камин торочи динҳо нек нест.
Қарда некон чашмҳо фарши раҳат,
По ниҳодан бар заминҳо нек нест.
Дар хами абрӯи ту бо ростон
Бехато афтода чинҳо нек нест.
Ҳар замон ин кист гӯй бар дарам,
Тарки инҳо гӯ, ки инҳо нек нест.
Бо рақибон меҳру бо ушшоқ кин,
Меҳрҳои ту чу кинҳо нек нест.
Остонат саҷдагоҳи ҳар сар аст,
Дур аз он моро ҷабинҳо нек нест.
Дасти ту, Ҷомӣ, ба ҷоми май дароз,
Кӯтаҳӣ дар остинҳо нек нест.

* * *

Эй, ки султони хаёлат карда дар ҷон манзил аст,
Манзилатро манзалат болотар аз обу гил аст.
Баски ҷону дил даромад аз дару девори ту,
Хонаат, гӯй, на аз обу гил, аз ҷону дил аст.
Инчунин, к-ин хонаро бинам фурӯғ аз рӯи ту,
Бедилонро рози дил дар вай нуҳуфтан мушкил аст.
Дил миёни гирья дорад аз ту уммеди канор,
Ғарқаро аз мавҷи дарьё орзуи соҳил аст.
Раҳм кун бар ҳоли танҳомондаи торикрав,
Эй, ки маҳ дар ҳавдаҷу хуршедат андар маҳмил аст.
Аз танам пайванди ҷон бигсил, чу рондӣ ноқа тез,
З-он ки танро пой афсурдасту ҷон мустаъҷил аст.
Мекунад Ҷомӣ равон саъйи ту шеъре тар чу об,
З-он ки бо оби равон табъи латифат моил аст.

* * *

З-оҳам оташ ба хона афтодаст,
В-аз дил ин як забона афтодаст.
Ашкам аз хона баски берун рехт,
Рахна дар остона афтодаст.
Аз ду чашмат, ки шӯху фитнагаранд,
Фитнаҳо дар замона афтодаст.
Қасди ту озмудани теғ аст,
Қатли ошиқ баҳона афтодаст.
З-он миён дар камар нишоне нест,
Сухане дар миёна афтодаст.
Нест он шохи гул, ки булбулро
Шӯъла дар ошёна афтодаст.
Ҷомӣ аз бодаи сабӯҳ бимонд,
Баски масти шабона афтодаст.

* * *

Туро зи дӯст бигӯям ҳикояти бе пӯст:
Ҳама аз ӯсту гар нек бингарӣ, ҳама ӯст.
Ҷамолаш аз ҳама зарроти кавн макшуф аст,
Ҳиҷоби ту ҳама пиндорҳои ту бар туст[1].
Аз ӯст ҷумла баду нек, лек ҳар чӣ бад аст,
Аз он бад аст, ки аз мост, чун аз ӯст, некӯст.
Ба селхези ҳаводис куҷо шавад ғарқа
Қасе, ки луҷҷаи баҳраш фурӯтар аз зонуст?
Чӣ буд, ки қибла муайян бувад ба фатвии шаръ
Чу дӯст бо ту зи кулли ҷиҳот рӯй ба рӯст.
Зи дасти тафриқа шуд чок хирқасон дили ман,
Вале зи риштаи ваҳдат ҳанӯз умеди руфӯст.
Ҳадиси васл агар рафт, ғам махӯр, Ҷомӣ,
Ҳар он ҷарима, ки аз ишқ сар занад, маъфуст[2].

1 *Ту ба ту* — тах ба тах
2 *Маъфу* — афвшаванда

* * *

Зиҳӣ, ба насхи гул оварда хат баногӯшат,
Дамида сабзаи тар гирди чашмаи нӯшат.
Туро чу зад ба баногӯш ҳалқа сунбули зулф,
Бунафша шуд зи ғуломони ҳалқадаргӯшат.
Фурӯғи рӯи ту оташ занад ба хирмани ақл,
Агар на парда кашад сунбули суманпӯшат.
Ҳуҷуми ишқи ту нагзорадам ба дил нақше,
Марав зи дида, ки тарсам, кунам фаромӯшат.
Чу ту камар бикушой, ман аз миён биравам,
Маро чӣ тоқати он, то кашам дар оғӯшат?!
Чӣ ғуна бархӯрам аз ту, чунин ки мебинам
Ҳалоки ҷону талафи ақлу офати ҳушат?!
Ҳазор гуна сухан дошт аз рухат Ҷомӣ,
Ниҳод бар лаби ӯ мӯҳр лаъли хомӯшат.

* * *

Мақоми орифи олӣ мақоми беватанист,
Тарози кисвати фақру фанои бараҳнатанист.
Ба гӯши даҳр аз ин росттар сухан нарасид,
Ки гавҳари садафи баҳр сидқи камсуханист,
Чу нест бандаи он шоҳи маккиву маданӣ
Аз он чӣ суд, ки маккист хоҷа ё маданист.
Гирифт гӯша чу хум шайхи пуршароби ғурур,
Ба мӯҳтасиб кӣ расонад, ки вақти хумшиканист.
Ба қибла рӯю бутон дар дарун зи ҳирсу ҳаво.
На ин худойпарастист, балки барҳаманист!
Ҳавои ишқ кунӣ, ҳиммат аз ду кавн бубур,
Ки ин уруҷ наёбад зи ҳиммате, ки данист.
Хиҷолатест азим аз рухи ту Ҷомиро,
Ки захми теғи фироқи ту хӯрду зистанист.

* * *

Бӯстон зи шукуфа пур аз анвори таҷаллост,
Бишкуфта гул аз шохи шаҷар оташи Мӯсост.
Бардошта сад мурда сар аз хок ҳамоно,
Зоҳир шуда аз боди сабо мӯъҷизи Исост.
Бинем зи наргис, ки ба худ чашм кушодаст,
Қ-он чашм, ки бино на ба ҷонон бувад, аъмост.
Лола кунад имо, ки маи ишқ кашидан
З-он ҷом, ки набвад ба миён дасти кас, авлост.
Ҳар кас май аз он ҷом кашад, хотири покаш
Фориғ зи ғами тавбаву андешаи тақвост.
Зоҳид гар аз он май ба машомаш нарасад бӯй,
Бо тавбаву тақвеш чӣ имкони тасаллост?!
Аз сурату маънӣ бигузар Ҷомиву даркаш
З-он май, ки бурун аз қадаҳи сурату маъност!

* * *

То аз гули ту сабза бурун омадан гирифт,
Ҳусни ту з-он чӣ буд, фузун омадан гирифт.
Занҷир баст турраи ту гирди офтоб,
Сад зӯфунун ба қайди ҷунун омадан гирифт.
З-оби зулол хост дили ташна қатрае,
Пайкони ту ба сина дарун омадан гирифт.
Дар ҳайратам зи дил, ки зи доми ту ҷаста буд.
Бори дигар ба доми ту чун омадан гирифт?
З-афсунгарӣ чӣ суд маро, чун наомадӣ,
Харчанд сад парӣ ба фусун омадан гирифт.
Рафтиву дил зи сабру сукун низ боз монд,
Чун омадӣ, ба сабру сукун омадан гирифт.
Гуфтӣ, ки оби чашми ту набвад далели шавқ,
Ин хуни ноб бин, ки кунун омадан гирифт.
Чашмат зи ғамза теғ бар ин безабон кашид,
Турке ба қасди сайди забун омадан гирифт.
Ҳар ҷо, ки Ҷомӣ аз дили хунгашта қисса ронд,
Аз чашми мардумон ҳама хун омадан гирифт.

* * *

По нех ба тарфи боғ, ки гул зердасти туст,
Боло намо, ки сарви сарафроз пасти туст.
Он боғи навбарӣ, ки расидаст мевааш,
Гирди ту найзаҳои ҷафо хорбасти туст.
Тире ба дил халид, ки завқаш ба ҷон расид,
Ин завқ чист, гарна кушодаш зи шасти туст.
Рӯи ту ҳаст оташу пешаш дуто шуда
Зулфи сиёҳи ҳиндуи оташпарасти туст.
Кардӣ бараҳна соиди симин ба қасди мо,
Имрӯз дар ҷафову ситам даст дасти туст.
Ғам нест з-он, ки хотири моро шикастаӣ,
Моро ҳама дурустии кор аз шикасти туст.
Бошад мудом мастии риндон зи ҷоми май,
Ҷомӣ на ҷом дида, на май хӯрда, масти туст.

* * *

Ҷонам зи ғамат ба лаб расидаст,
Рӯзам зи хатат ба шаб расидаст.
Дилхаста макун ба захму хорам,
Чун нахли туро рутаб расидаст.
Роҳест маро ба ганҷи матлуб,
Ҳар ранҷ, ки аз талаб расидаст.
Гӯ: панди адаб мадеҳ адибам,
Қ-аз ишқ маро адаб расидаст.
Дар бесабаб аз сабаб кунам рӯй,
Чун меҳнатам аз сабаб расидаст.
Ҷомӣ ба Аҷам нисор кардаст,
Ҳар нақд, каш аз Араб расидаст.
Дар чанги ғамат ба гӯши ҷонам
Сад замзамаи тараб расидаст.

* * *

Зи маи талх сабӯе ки ба даст омадааст,
Ҷони ширини мани бодапараст омадааст.
Тавбаи зӯҳд чу бо *шишаи май* карда масоф,
Лиллаҳилҳамд, ки бар тавба шикаст омадааст.
Сарви болои ту то хоста аз маснади ноз,
Сад бало бар сари арбоби нишаст омадааст.
Чӣ кашӣ соиди симин зи кафам, к-ин моҳӣ
Баъди чил солам аз ин баҳр ба шаст омадааст.
Дил, ки дар кунҷи адам бо даҳанат хуш мебуд,
Ба ҳавои рухат аз нест ба ҳаст омадааст.
Хокрӯбии дарат хост ба арше пари хеш
Мурғи ҷонам, ки бад-ин пояи паст омадааст.
Таъни майхории Ҷомӣ чӣ занӣ, к-ӯ зи азал
Бе маю майкада аз ишқи ту маст омадааст.

* * *

Чандам аз хеш ҷудо хоҳӣ дошт?
Бар ман ин доғ раво хоҳӣ дошт?
Ҳамчу мўрам ба сари роҳи вафо
Дар лагадкўбӣ ҷафо хоҳӣ дошт?
Мекунӣ пайсипарам, ҷон ба фидот,
Агар ин расм ба по хоҳӣ дошт.
Дили ман кохи тараб хоҳад буд,
Ту дар ин ғамкада ҷо хоҳӣ дошт.
То қабо бандӣ, аз инсон сад дил
Баста дар банди қабо хоҳӣ дошт.
Соф кардӣ дили худ ойинавор,
Рўй дар аҳли сафо хоҳӣ дошт.
Ҳар қазое, ки равад бар Ҷомӣ,
Нест ғам, гар ту ризо хоҳӣ дошт.

* * *

Ба базми зиндадилон зикри дию фардо нест,
Сафои вақт ҷуз аз бодаи мусаффо нест.
Аҷаб ба ишқи ту мустағрақам, намедонам,
Ки ғайри ту ба ҷаҳон ҳаст дигаре ё нест.
Ҷаҳон чу фаръу ту аслӣ в-агар ба чашми яқин
Назар кунам, ҳама асл асту фаръ асло нест.
Чу мавҷ ҳар кӣ ба дарьё фурӯ равад, донад,
Ки мавҷ агарчӣ на дарьёст, ғайри дарьё нест.
Ба кунҷи савмаа хон вирди субҳу шом, эй шайх,
Ҳарими маҷлиси мо ҷои шӯру ғавғо нест.
Ҳазор қофила пай дар пай аст раҳи ишқ,
Аҷабтар он, ки паи як раванда пайдо нест.
Ба захми санги маломат гирифт хӯ Ҷомӣ,
Ҳарифи сӯҳбати нозукдилони раъно нест.

* * *

Дар дилам з-оташи ту доғ бас аст,
Хона танг аст, як чароғ бас аст.
Гар наёмад дилам ба каф ба суроғ,
Ин, ки омад ба ту суроғ, бас аст.
Мушк, гӯ, рав ба боду ӯд бисӯз,
Бӯи ту монда дар димоғ бас аст.
Боғбонро чӣ кор бо аттор?!
Атри ҷайбаш насими боғ бас аст!
Мазҳари риндиям зи дурдкашон
Далқе аз ҷуръа доғ-доғ бас аст.
Чатри фарқи шаҳиди водии ишқ
Гирдгашта сиёҳи зоғ бас аст.
Суди Ҷомӣ зи шуғли ғамхоят
Аз ғами дигарон фироғ бас аст.

* * *

На дил бе ту зи ҷоне дур мондаст,
Ки аз ҷони ҷаҳоне дур мондаст.
Ба куштан лоиқ аст он кас, ки зинда
Зи чун ту дилситоне дур мондаст.
Ҷудо афтода аз болини роҳат
Сарам, к-аз остоне дур мондаст.
Зи Фарҳод он, ки кам гӯяд фасона,
Зи Ширин достоне дур мондаст.
Мадон дур аз ҷавонӣ ҳолати пир,
Батар з-он к-аз ҷавонӣ дур мондаст.
Сагат бигзошта лоғар танамро,
Ҳумое з-устухоне дур мондаст.
Зи Ҷомӣ дур бошад нуктаронӣ,
Чунин к-аз нуктадоне дур мондаст.

* * *

Накард лутфи ту кореву вақти кор гузашт,
Нашуд висоли ту рӯзиву рӯзгор гузашт.
Шаб интизор барам рӯзрову рӯзи туро,
Биё, ки рӯзу шаби ман дар интизор гузашт.
Ба ҳар диле, ки задӣ новаке зи ғамзаи хеш,
Хаданги ҳасратам аз синаи фигор гузашт.
Ба боғи умр гуле хостам зи шохи умед,
Хаёли рӯи ту дар чашми ашкбор гузашт.
Нишон ғубори маро, гӯ, сиришки дида, ки хост
Ҷунуни ишқ ба ҳар ҷо, ки ин ғубор гузашт.
Биханд дар рухам, эй ғунча, пеш аз он ки ба боғ
Расад хабар, ки хазон омаду баҳор гузашт.
Магӯ, ки куштани хеше ихтиёр кун, Ҷомӣ,
Ки пеши ҳукми ту корам зи ихтиёр гузашт.

* * *

Ёр бар дида роҳ карду гузашт,
Дидаро ҷилвагоҳ карду гузашт.
Будам афтода хор бар роҳаш,
Ба ҳақорат нигоҳ карду гузашт.
Буркаъи зулф пеши рӯй кашид,
Рӯзгорам сиёҳ карду гузашт.
Оҳам аз вай ҳавои Қайвон дошт,
Рахна дар Меҳру Моҳ карду гузашт.
Хостам доди хеш аз ӯ гирьён,
Ханда бар додхоҳ карду гузашт.
Дид сӯфӣ сафои майхона,
Пушт бар хонақоҳ карду гузашт.
Рафт Ҷомӣ ба қасди дидораш,
Бому дар диду оҳ карду гузашт.

* * *

Он чӣ дар чашмам зи ёру талъати зебои ӯст,
Ҷои он дорад, агар ҷону дилам шайдои ӯст.
Дорад аз нури рухаш шамъи шабистон партаве,
Варна парвона чаро з-ин гуна нопарвои ӯст?!
Ӯ ба кас нанмуда рӯю шаҳр аз ӯ пургуфтугӯй,
Ӯ даруни иардаву офоқ пурғавғои ӯст.
Хайма зад султони ҳусни ӯ ба саҳрои зуҳур,
Гунбади нилуфарӣ як хайма аз саҳрои ӯст.
Дар ҳарими ин чаман ҳар ҷо нишони ростӣ
Дидаам, болои ӯ ё сояи болои ӯст!
Ҳар куҷо он оразу лаб, эманӣ дар эманист,
Фитнаву шӯре, ки ҳаст, аз наргиси шаҳлои ӯст.
Ҳаст бар ҳар ҷузви Ҷомӣ сад рақам аз доғи ишқ,
Шарҳи ин доғ аст ҳар ҳарфе, ки бар аҷзои ӯст!

* * *

Бо доғи ту чу лола дилам хуш баромадаст,
Доғи туам зи боғи касон хуштар омадаст.
Афсуни беғамӣ чӣ кунам, к-аз рухи ту дур
Як ғам зи дил нарафта, сади дигар омадаст.
Қардӣ ба хонаам зи дари марҳамат гузар,
Имрӯз бахтам аз дари дигар даромадаст.
Мушкил, ки истад зи мижа хунам, инчунин
Қ-аз ғамзаи ту бар раги ҷон наштар омадааст.
Фарсуда қолабам, ки дили оташин дар ӯст,
Хокистаре нуҳуфта дар ӯ ахгар омадаст.
Гавҳар хуш асту лаъл хуш, аммо зи дасти ту
Санге, ки мерасад, зи ҳама бар сар омадаст.
Равшан дилам, ки маҳбати анвори қудс буд,
Аз сурати ту буткадаи Озар омадаст.
Дар дафтари муҳосиби авсофи дилбарӣ
Васфи хати узори ту сардафтар омадааст.
Хатти лабат, ки дар дили Ҷомист баста иақш,
Эмин зи шустушӯ чу хати соғар омадаст.

* * *

Ба худо, ғайри худо дар ду ҷаҳон чизе нест,
Бенишон ҳаст ҳама, ному нишон чизе нест.
Чанд маҳҷуб нишинӣ ба ғумони дигарон,
Хайма дар кӯи яқин зан, ки гумон чизе нест.
Безабон шав, чӣ кунӣ сирри ғами ишқ баён,
Ки дар ин масъала тақрири забон чизе нест.
Ҳастии туст ҳиҷоби туву гар не пайдост,
Ки ба ҷуз дӯст дар ин парда ниҳон чизе нест.
То кай аз савмаъа орой паи даъвати халқ
Бонги беҳуда, чу дар суфраву хон чизе нест.
Гар зи ишқат хабаре ҳаст, бигӯ, эй воиз,
В-арна хомӯш, ки фарьёду фиғон чизе нест.
Бандаи ишқ шудӣ, тарки насаб гӯ, Ҷомӣ,
Ки дар ин роҳ фалон бин фалон чизе нест.

* * *

Ёр ағар шабраву айёр бувад, боке нест,
Шӯху бебоку дилозор бувад, боке нест.
Гарчи ғамхонаи ушшоқ зи вай вайрон аст,
То на ҳамхонаи ағёр бувад, боке нест.
Домани гул чу ба дасти ту ниҳад боди сабо,
Гар зи пай сарзаниши хор бувад, боке нест.
Умр бигзашт ба маҳрумӣ, агар рӯзи пасин
Хатм бар давлати дидор бувад, боке нест.
Посбон гар фиканад бар дари шаҳ бистари хоб
Дидаи бахт чу бедор бувад, боке нест.
Ҳар киро ишқ кунад субҳаву[1] зуннор[2] яке,
Гар миёнбаста ба зуннор бувад, боке нест.
Ҷомӣ, онро, ки ба он ҷону ҷаҳон иқрор аст,
Бо ту гар бар сари афкор бувад, боке нест.

---

[1] *Субҳа* — донаҳои тасбеҳ, ки рӯҳониён барои ададн **зикр** хондани худ истифода мебаранд

[2] *Зуннор* — риштае, ки ғайримусулмонон маҷбур **будаанд,** ки дар мамлакатҳои исломӣ дар гардан баста гарданд.

* * *

Чун камар баста маҳи ман ба сафар берун рафт,
Сад дил овехта аз тарфи камар берун рафт.
Ў қадам мезаду мардум ҳама дар хун буданд,
Ки бад-он шакли хуш аз пеши назар берун рафт.
Нест ин хуни равонам зи саʼри ҳар мижа ашк,
Ҷўш зад дар дили ман хуну зи сар берун рафт.
Манъи носеҳ зи ғами ишқи ваям боде буд,
Ки зи як гўш даромад, зи дигар берун рафт.
Қатраи об ки омад ба дил аз пайконаш,
Ҳирқат[1] аз ҷону ҳарорат зи ҷигар берун рафт.
Нест дар ҳалқаи ушшоқ забон, ҳайронам,
К-аз забоне, ки аз он ҳалқа хабар берун рафт.
Дўш дар кулбаи Ҷомӣ зи нами дидаву оҳ
Оташ аз равзанаву об зи дар берун рафт.

---

[1] *Ҳирқат* — сўхтан, сўзиш

* * *

Он туркмонписар, ки дили мо нишони ӯст,
З-абрӯву ғамза тири бало бар камони ӯст.
Соҳибдилон ба роҳи вафо хок гаштаанд,
Қ-ӯ хуш бар он, ки рахши ҷафо зери рони ӯст!
Мо дар миёни ғусса чу мӯем аз он камар,
Хуш он ки даст карда камар дар миёни ӯст.
Доманкашон чу гул ба сари сабза то гузашт,
Дастони булбулони чаман достони ӯст.
То баҳраманд шуд зи кафи ӯ инон ба рух,
Хунам даволбаста зи рашки инони ӯст.
Бошад чу ҷоми дида пур аз ашки ҳасратам,
То дидаам, ки ҷоми даҳон бар даҳони ӯст.
Як ҷома нест бар тани Ҷомӣ зи ғам дуруст,
Ҷуз хушкгашта пӯст, ки бар устухони ӯст.

* * *

Мардуми чашмам зи ту холе бас аст!.
Мӯниси ҷон аз ту хаёле бас аст!
Моҳ фурӯ шуд, бинамой абрувон,
Ноиби моҳ аз ту ҳилоле бас аст.
Баҳри рикоби ту зи хуни ҷигар
Бар рухи ман баста даволе бас аст.
Хон, чӣ ҳадди ман, ки ниҳам пеши ту,
Хидмати дарвеш хилоле бас аст.
Моили тӯбӣ нашавам дар биҳишт,
Боғи маро чун ту ниҳоле бас аст.
Нест сипаҳ шарти ҷаҳонгирият,
Аз ту ҳамин арзи ҷамоле бас аст.
Соғари зар пур чӣ кунӣ баҳри ман,
Бар кафам олудасафоле бас аст!
Музди ғазалҳои ту, Ҷомӣ, тамом
Нимқабуле зи ғизоле бас аст.

* * *

Эй сумбули мушкин зада сар аз гули рӯят,
Надҳам ба ҳама содарухон як сари мӯят!
Аз мушк кашам дарди сар, ин баски диҳад бод
Бӯе ба машомам зи хати ғолиябӯят.
Ҳаргиз зи тамошои ту хурсанд нагаштам,
Биншин, ки замоне нигарам сер ба рӯят.
Хуш он, ки нишинам ба ту танҳо, зи рақибон,
Ту ҳоли бадам бинаву ман рӯи накӯят.
Хунинкафанон баски ба дил доғи ту хезанд,
Дар ҳашр шавад лоласитоне сари кӯят.
Гар з-он ки бичӯӣ дили маро, на ғариб аст,
Ҳарчанд ки озори ғарибон шуда хӯят.
Шуд ҳар шикани зулфи ту қуллоби муҳаббат,
Чун хотири Ҷомӣ накунад майл ба сӯят?

* * *

На чунон гирифт хона ба дили ман орзуят,
Ки дигар ба хона рафтан кунам орзу зи кӯят.
Ба ҳавои рангу бӯят чӣ равам ба тавфи бӯстон,
На шукуфарост ранғат, на бунафшарост бӯят.
На хуш ояд, аз накӯру, ки бувад ба ҷавр бадхӯ,
Бигузор хӯи бадро, ки аҷиб накӯст рӯят.
Нарасам ба авҷи васли ту ба по, зиҳӣ саодат,
Ки чу мурғ пар барорам ба ҳавои ҷустуҷӯят.
Макашод кӯби чавгон кафи нозукат, ҳамин бас,
Ки фитад миёни майдон сари ман ба сони гӯят.
Зи ғамат шудам хаёлӣ ва бад-ин хаёл шодам,
Ки хаёлвор гоҳе гузарам нуҳуфта сӯят.
Зи ғазалсароии худ набувад муроди Ҷомӣ
Ба ҷуз ин ки рӯзгораш гузарад ба гуфтугӯят.

* * *

Сабзаи нав, ки зи гулзори рухат сар задааст,
Рақами насхи гул аз ғолияи тар задааст.
Чун хати сабзи ту як ҳарф надидаст сабо,
Умрҳо дафтари гул гарчи ба ҳам барзадааст.
Хатти мушкини ту дудест, к-аз оташ бархост,
Оҳ аз ин дуд, ки оташ ба ҷаҳон дарзадааст!
Дошт мақсаду ту ҳаводории сарви сабо
З-он ҳама мушт, ки бар фарқи санавбар задааст.
Дасти машшота ҷудо беҳ, ки кунанд аз шона,
Ки чаро шона дар он ҷаъди муанбар задааст.
Гарна ноёбии коми дили мо хост лабат,
Қуфли ёқут чӣ бар ҳуққаи гавҳар задааст.
Ҷомӣ аз лаъли ту ҳаргиз назада соғари айш,
Қ-аш на сангин дили ту санг ба соғар задааст.

* * *

Чун ту мохе дар ҳама офоқ нест,
Бе ту будан тоқати ушшоқ нест.
Шавқи худро чун диҳам таскин ба сабр,
Сабр кори ошиқи муштоқ нест!
Ҳеҷ шакле зери ин нилиравоқ
Чун муқаввас абрӯвонат тоқ нест.
Дафтари гулро задам барҳам чу бод,
Ҳарфе аз ҳуснат дар он авроқ нест.
Мустаҳиққи[1] васламу маҳрум аз он,
Мӯҷиби ҳирмон .уз истеҳқоқ[2] нест.
Ҳаҷри фарсуда нахоҳад ҷуз висол,
Ҷораи масмум[3] ба ҷуз тарьёк нест.
Ишқро то ном дарьё кардаанд,
Қоми Ҷомӣ з-ӯ ҷуз истиғроқ[4] нест.

---

1 *Мустаҳиқ* — сазовор, лоиқ шоиста
2 *Истеҳқоқ* — лаёқат, қобилият, шоистагӣ
3 *Масмум* — заҳрнок, заҳромехта, самдор шуда
4 *Истиғроқ* — ҳамаро фаро гирифта ғарқ шуда

* * *

Ҳеҷ кас нест, ки ҳайроншудаи рӯи ту нест,
Рӯй дар саҷдаи меҳроби ду абрӯи ту нест.
Ҳар кӣ бар тарфи баногӯши ту он турра бидид,
Гуфт: «Нақди ду ҷаҳон қимати як мӯи ту нест!»
Ту ба ҳар ҷо, ки чунин ҷилвакунон мегузарӣ,
Назаре нест, ки аз ҳар тарафе сӯи ту нест.
З-он чӣ дар васфи қади сидраву тӯбӣ гӯянд,
Нуктае нест, ки дар қомати дилҷӯи ту нест.
Гӯ:-Мадеҳ домани гулро ба кафам, боди сабо,
Чӣ кунам пираҳанеро, ки дар ӯ бӯи ту нест?
Гарчи сад монеъам аз давлати дидори ту ҳаст,
Ҳеҷ монеъ батар аз нозукии хӯи ту нест.
Гашта ҳар мӯй забоне ба дуо Ҷомиро,
Бар танаш нест забоне, ки дуогӯи ту нест.

* * *

Булбул чу мутрибон ба ғазалхонӣ омадаст,
Бар вай шукуфа дар дирамафшонӣ омадаст.
Ҳамчун шукуфа шав дирамафшон, ки ҷамъи он
Ҳар ҷо ки ҳаст тухми парешонӣ омадаст.
Пажмурда буд аз дами дай боғу ин замон
Обе ба рӯяш аз нами найсонӣ омадаст.
Ҳар шохи гул зи ғунчаи нашкуфта бо диле
Чун ошиқон пуроташи пинҳонӣ омадаст.
З-олудадоманон бигусил, к-аз гулу суман
Ҳар сӯ ҳазор шоҳиди рӯҳонӣ омадаст.
Май нӯшу маст зӣ, ки чуз ин нест фасли гул
Коре, ки хатми он на пушаймонӣ омадаст.
Ҷомӣ кию баҳори Самарқанду васфи он,
К-ӯ масти гулрухони хуросонӣ омадаст.

* * *

Ранги рухат зи тоби таб, эй симбар, шикаст,
Ранги шикастаат дили аҳли назар шикаст.
Ҳангома сохт маҳ шаб аз анҷум, вале чу дид
Ҳангоми субҳ рӯи ту, ҳангома баршикаст.
Бастӣ ба қасди фурқати ман бар миён камар,
Биншин, ки пушти тоқати ман аз камар шикаст.
Рухсора х(в)айфишон ба гулистон даромадӣ,
Лутфи рухи ту равнақи гулҳои тар шикаст.
Ҳар шишаи умед, ки тадбири ақл сохт,
Санги ҷафои ишқи ту дар якдигар шикаст.
Рафтам, ки гул ба боғ шавад марҳами дилам,
Сад наштарам зи хори ғамат дар ҷигар шикаст.
Қадри шакар шикаст хати сабз бар лабат,
Тӯтӣ надида кас ки бад-ин сон шакар шикаст.
Ҷомӣ чу ёфт хонаи худро тиҳӣ зи ту,
Девор канду бом бияфканду дар шикаст.

* * *

Сарви гуландоми ман тарфи кулаҳ баршикаст,
Қокули ӯ бар суман ғолияи тар шикаст.
Нофакушо шуд насим аз гираҳи зулфи ӯ,
Равнақи сунбул бибурд, қимати анбар шикаст.
Бар рухи пургардам ашк аз дили озурда рафт,
Бодаи гулгун ба хок рехт, чу соғар шикаст.
Риштаи ҷон з-устухон субҳаи пурмӯҳра гашт,
Баски зи санги ҷафош ин тани лоғар шикаст.
Баст ба рӯи бутон шайх дари савмаъа,
Санги дили ман расид, савмаъаро дар шикаст.
Баски зи сарви қадаш бор ба дилҳо расид,
Дар чаман аз бори дил пушти санавбар шикаст.
Шарҳи ғамаш менавишт Ҷомии бедил, фитод
Дар дили хома шикоф, дар рухи дафтар шикаст.

* * *

Вақти гул шуд базми ишрат бар лаби ҷӯ хуштар аст,
Ҷоми айш аз дасти гулрӯёни гулбӯ хуштар аст.
Хуш бувад соқӣ, чу некӯрӯю некӯхӯ бувад,
В-ар бувад бо ин ҳама хушхону хушгӯ хуштар аст.
По ба саҳро неҳ, ки беҳории нанги боғбон,
Сабзаи худраставу гулҳои худрӯ хуштар аст.
Ҳайф бошад сабза зери по сипардан дар самоъ,
Бар сари сабза зи мастон рақси паҳлӯ хуштар аст.
Гӯ:-Мазан аз дур зону, хубрӯ чун май диҳад,
Қ-аз бутон соқигарӣ зону ба зону хуштар аст.
Хуш бувад тавқи зар, аммо гардани ушшоқро
Тавқи сим аз соъиди ҷонону бозу хуштар аст.
Рӯй дар майхона неҳ, Ҷомӣ, ба май кун хирқа ранг,
Мард дар ҳар шевае якрангу якрӯ хуштар аст!

* * *

Дудам аз сина ки гирд омада, болои сар аст,
Қудсиёнро шуда аз новаки оҳам сипар аст.
Чун шавам хок, шавад лоласитон турбати ман
З-ин ҳама доғ, к-аз он лоларухам бар ҷигар аст.
Ҳалқа дар гӯши ҳама содарухон хоҳад кард,
Бар баногӯши вай он ҳалқа, ки аз мушки тар аст.
Сохт дарьё раҳам аз раҳгузари дида сиришк,
Дар раҳам гар хатаре ҳаст, аз ин раҳгузар аст.
Эй худо, марҳамате, к-аз ҳама бешаш бинам,
Ки бад-ӯ орзуи ман зи ҳама бештар аст.
Наравад талхии ҳиҷрони вай аз коми дилам,
Гарчи аз зикри лаби ӯ даҳанам пуршакар аст.
Ҷомӣ аз ишқи маҳе бехабар афтода зи хеш,
Гашта машҳури ҳама шаҳр кунун ин хабар аст.

* * *

Ба боғам бе рухат таскин маҳол аст,
Тамошои гулу насрин маҳол аст.
Чу гул пинҳон шавад дар пардаи ноз,
Қарор аз булбули мискин маҳол аст.
Ба тарки дӯст фармояд хирад, лек
Зи ишқ ин ҳукмро тамкин маҳол аст.
Зи дидори ту зоҳидро чӣ баҳра,
Худобинӣ аз он худбин маҳол аст!
Зи бас меҳрат ба дилҳо ҷо гирифтаст,
Зи ту дар дил касеро кин маҳол аст.
Рухатро ҳар кӣ дид, ойинасон гуфт,
Ки маъшуқӣ бад-ин ойин маҳол аст.
Ба олам чун ту маъшуқеву Ҷомӣ
Набозад ишқ бо ӯ, ин маҳол аст!

* * *

Ё аз забони дӯст шунавад достони дӯст,
Ё аз забони он, ки шунид аз забони дӯст.
Бошад каломи дӯст мубарро зи ҳар луғат,
Ҳаст ин луғоти мухталиф аз тарҷумони дӯст.
Берун бувад зи ҷумла нишонҳо, к-аз ӯ диҳанд,
Ин аст пеши дӯстшиносон нишони дӯст.
Беҳ з-остони дӯст сари мо надида ҷой,
То сар ба ҷо бувад, сари мо в-остони дӯст!
Дастони шавқи ӯ зада мурғони боғи ишқ,
Ҳар ҷо шукуфта ғунчае аз бӯстони дӯст.
Аз мо гумони ҳусни вафо буд дӯстро,
Шукри худо, ки рост шуд охир гумони дӯст!
Ҷомӣ, маҷӯй кашфи ҳақиқат зи шайхи шаҳр,
Бегона нест маҳрами сирри ниҳони дӯст.

* * *

Шунидаам, ки ба гул булбули саҳархон гуфт,
Ки шукри неъмати субҳи висол натвон гуфт.
Даруни ғунча чаро хуну ҷайби гул чок аст,
Агарна мурғи чаман достони ҳиҷрон гуфт?!
Самоъи лаҳни муғаннӣ хуш асту ин нукта
Зи шохи сарви саҳӣ қумрии хушилҳон гуфт.
Чу завқи бодаи ваҳдат наёфт ҷони ҳаким,
Аз он чӣ суд, ки бар нафйи ширк бурҳон гуфт?!
Диле, ки ёфт ба шабзиндагӣ зи ҷоми сабӯҳ,
Нишон зи Хизру сиёҳиву оби ҳайвон гуфт.
Замона нағмаи ушшоқу ашкрезишон
Чу дид, қиссаи Нӯҳу ҳадиси тӯфон гуфт.
Ғизои хеш кун аз тарки луқма, к — ин маънӣ
Бувад хулосаи ҳар ҳикмате, ки Луқмон гуфт.
Мабанд лаб зи насиҳат, ки мӯр баҳри худо
Ба ҳамсарон хабар аз мақдами Сулаймон гуфт.
Бувад шикояти Ҷомӣ зи фаҳми мустамеъон,
Хуш он ки нуктаи links мармуз бо сухандон гуфт.

* * *

Соқиё, май деҳ, ки саҳро сабзу бӯстон хуррам аст,
Тавбае, к-имрӯз нашкастаст дар олам, кам аст.
Аз зуҷоҷе ҷом мерезад зи якдигар фурӯ,
Гарчӣ ҳамчун санг асоси тавбаи мо маҳкам аст.
Ёд кун Ҷамро, чу нӯшӣ бодаи ишрат, ки ҷом
Ёдгорӣ монда дар дасти ҳарифон аз Ҷам аст.
Ҳамчу зулфи хубрӯён бар канори ғул нишин,
Эй, ки корат аз кашокашҳои даврон дарҳам аст!
Бигзарон имсол вақти ғул ба мастӣ хуш, ки пор
Нохушу хуш рафту ҳоли соли дигар мубҳам аст.
Вораҳон аз меҳнати ҳастӣ ба мастӣ хешро,
З-он ки ҳастӣ меҳнат андар меҳнату ғам бар ғам аст.
Ҷомӣ, аз абри баҳорон бар чаман борон чӣ суд,
Чун саҳоби лутфи соқӣ дар ҳақи мо бенам аст?!

* * *

Бирафт ёру маро дар фироқи хеш гузошт,
Дарунфигору ҷигарчоку синареш гузошт.
Надонам аз ғами ҳаҷраш паноҳ бо кӣ барам,
Чу ишқи ӯ на маро ошно, на хеш гузошт.
Ҳазор қофила ошиқ равонаш аз пасу пеш,
Маро зи мавкаби хосон на пас, на пеш гузошт.
Зи бахти худ чӣ умедам бувад, чунин ки маро
Ба ёри арбадакӯшу ситезакеш гузошт.
Гузошт баҳри ҳама ошиқон басе ғаму дард,
Вале насиби мани бенасиб беш гузошт.
Хуш он табиб, ки нешаш зи реши дил чу кашид,
Барои марҳами он порае зи неш гузошт.
Гирифт гиряи Ҷомӣ бар ӯ чу Ому роҳ,
Чу кард азми Самарқанду дар Ҳареш гузошт.

* * *

Турки шириншамоиле, ки мароcт,
Қай тавонам бад-ин диле, ки мароcт?!
Ман гирифтору ёр мустағнӣ,
Оҳ аз ин кори мушкиле, ки мароcт!
Шуд паи дастбӯси қотили ман
Бӯс бар дасти қотиле, ки мароcт.
Риштаи ҷон зи дил забона кашид,
Ин бувад шамъи маҳфиле, ки мароcт.
Ҳама беҳосиливу гумроҳист
Дар раҳи ишқ ҳосиле, ки мароcт!
Гум шудам дар ғамаш чунон, ки аҷал
Раҳ наёбад ба манзиле, ки мароcт.
Ҷомиям масту ринду расво хонд.
Қард шарҳи фазоиле, ки мароcт.

* * *

Ҳанӯз як гули ту аз ҳазор нашкуфтаст,
Ба боғи ишқ чу булбул ҳазорат ошуфтаст.
Қабои танг кушодӣ зи пераҳан, ҳаргиз
Ба лутфи ту гуле аз боғи ҳусн нашкуфтаст.
Даҳони хомӯши ту гавҳарест носуфта,
Зиҳӣ латофати табъе, ки ин гуҳар суфтаст!
Куҷо зи меҳнати бехобиям хабар ёбад
Қасе, к-аз аввали шаб то дами саҳар хуфтаст?!
Дилам нишемани ғайр аз хаёли ту, ҳиҷилам,
Ки меҳмон азиз асту хона норӯфтаст.
Сиришкам аз мижа берун ба хуну хок афтод,
Бад-ин сазост, бале, ҳар кӣ роз нанҳуфтаст!
Чарост мояи шӯридахотирӣ ин шеър,
Агарна Ҷомии шӯридахотираш гуфтаст?!

* * *

Ба ишқ он пир оламгир гаштаст,
Ки дар ишқи ҷавонон пир гаштаст.
Зи тифлон кам бувад пире, ки мӯяш,
На аз шаккарлабон чун шир гаштаст.
На меҳрат дар дилам аз нав навиштанд,
Азал таърихи ин таҳрир гаштаст!
Чу мумкин нест тасвири ҷамолат,
Шариъат монеъи тасвир гаштаст.
На вақти субҳ бар гул шабнам аст он,
Зи ту ғарқи х(в)аи ташвир гаштаст!
Зи кашмирибутони динбарандоз
Дилам бутхонаи Қашмир гаштаст.
Ба таъҷилам ҳамекуштӣ, чӣ кардам,
Ки табъат мойили таъхир гаштаст?!
Зи бас к-аз зулфи ту печид барҳам
Раги ҷон, бар танам занҷир гаштаст.
Макун тадбири Ҷомӣ, к-аз ду зулфат
Асири рибқаи тақдир гаштаст.

* * *

Чист он зулфи сияҳ пеши рухат, к-афрӯхтаст?
Шаҳпари Ҷибрил, к-аз барқи таҷаллӣ суфтаст.
Зери турра оразат он оташ омад, к-аш худой
Дар шаби Тур аз паи ҷазби Калим афрӯхтаст.
Кист ошиқ?! Офиятсӯзе, ки дар бозори ишқ
Дину дунйӣ дода в-андӯҳи абад андӯхтаст.
Чун надорад васлаи васли ту, зоҳидро чӣ суд
З-он муроққаъ, к-аз ҳазорон васла барҳам дӯхтаст?!
Бандаеам ҷаврро шоиста мефрӯшам ба ҳеҷ,
Хоҷа ҳаргиз бандаи шоистаро нафрӯхтаст.
Дар сухан Ҷомӣ забони айбҷӯёнро бибаст,
Аз кадом устод ин сеҳри ҳалол омӯхтаст?!

* * *

Ҷилваи ҳусни ту куҷост, ки нест?!
Ҷазбаи ишқи ту кирост, ки нест?!
Хабари васли ту расад ҳама ҷой,
Ин хабар дар диёри мост, ки нест.
Қаҷ ниҳоди кулаҳ ба фитнагарӣ,
Дар сари ту чӣ фитнаҳост, ки нест?!
Ҳар шабе дар фироқат ашки маро
Бо хаёлат чӣ моҷарост, ки нест?!
З-он ду соъид суроғи дил кардам,
Аз чапу рост наъра хост, ки нест!
Сарви бегонапарвариву туро
Майли ёрону ошност, ки нест!
Гуфтаӣ:-«Чист дар дилат Ҷомӣ?»
Ҷуз ғами ту, худо гувост, ки нест!

* * *

Дилнавози мани хастаҷигар бозмаист,
Дидаи равшанӣ, аз аҳли назар бозмаист.
Бо ту аз ҳар ғаразам пок, зи ҳамроҳии ман
Ба ғаразҳои харифони дигар бозмаист.
Фитнае хост ба пой аз ту ба ҳар роҳгузар,
Зуд бихрому ба ҳар роҳгузар бозмаист!
Дину дил шуд ба раҳат, ҷони ба лаб омада низ,
Гӯ:-Равон шав, зи рафиқони сафар бозмаист.
Бод дар хандаи ишрат лаби ту бо дигарон,
Гӯ, нами ҳасратам аз дидаи тар бозмаист.
Эй гирифтори ҳавас, сирри ғами ишқ талаб,
Ба гумони ҳунар аз касби ҳунар бозмаист!
Ҷомӣ аз ҷилваи маъшуқ хабар пурсӣ чанд,
Толиби нақди аён шав, ба хабар бозмаист!

* * *

Ёри дурӯғваъдаи бебоки ман куҷост?!
Шодирасони хотири ғамноки ман куҷост?!
Ҳастам зи ақлу даъвии идроки ӯ ба ҷон,
Ошӯби ақлу офати идроки ман куҷост?!
Чокам фитод дар ҷигар аз захми теғи ҳаҷр,
То он рӯфӯгари ҷигарчоки ман куҷост?!
Мурдам зи ишқу хоки вуҷудам ба бод рафт,
Қас пай намебарад, ки кунун хоки ман куҷост!
Оташ ҳамин ба хирмани покон занад ғамаш,
Он шӯъладархури хасу хошоки ман куҷост?!
З-осеби заҳри ҳаҷр маро ҷон ба лаб расид,
Он аз ду лаб хазинаи тарёки ман куҷост?!
Ҷомӣ шикори тири аҷал гашту он савор
Ҳаргиз нагуфт оҳуи фитроки ман куҷост!

* * *

Он кӣ гулро ғайрат аз лутфи тани ӯ хостаст,
Чоки ҷайби ғунча аз пероҳани ӯ ҳостаст.
Меравад доманкашон чун гул баҳорон в-ин ҳама
Лолаву насрин ба боғ аз домани ӯ хостаст.
Қай шавад сӯзи қатилаш кушта зери тирахок,
З-он ки ин оташ зи ҷони равшани ӯ хостаст.
Чун тавонад ошиқ аз тавқи вафояш сар кашид?
Қумриосо тавқи ӯ аз гардани ӯ хостаст.
Чашма-чашма захми тираш бар тани ман гашта чашм,
Ҳар куҷо гарде зи роҳи тавсани ӯ хостаст.
Шаҳр пурғавғо шудаст аз фитнаи мардумкушон,
Ин ҳама фитна зи чашми пурфани ӯ хостаст.
Аз шикофи сина Ҷомӣ мекашад ҳар лаҳза оҳ,
Оташе дорад, ки дуд аз равзани ӯ хостаст.

* * *

Ҷамоли ишқ қадим асту мобақӣ мӯҳдас!
Маҷоли дахл надорад хирад дар ин маҳбас.
Аз он ҷамол яке ҷилва боядам дами марг,
Ки бехудам фиғанад аз мамот то мабъас.
Ба васфи шоҳиди жӯлидамӯи гардолуд
Ишоратест аҷаб раббу ағбарин ашъас[1].
Намози ишқу валоро ба қиблагоҳи қидам
Нахуст шарт таҳорат бувад зи лавси ҳадас.
Ба сайдгоҳи шаҳи ишқ арза деҳ худро,
Ки лутфи ӯ накунад фарқ аз самин то ғас.
Ба сӯи ишқ нидои раҳил бонғи най аст,
Лақад атока нидоъу-р-раҳили кам талбас[2].
Зи файзи пири муғон ёфт ин назар Ҷомӣ,
Ки дар саҳифаи ҳастӣ надид нақши абас.

Арабӣ: [1] Худо аз ғубор мӯятро сиёҳ гардонад.
[2] Нидои зангӯлаи корвон бонг мезанад, ки каме намо.

* * *

Маро нест бар хӯрдани бода боис
Ба ҷуз ғафлат аз олами пурҳаводис.
Чӣ ҷамъият ояд зи гарданда чархе,
Ки бар вазъи воҳид давон нест лобис.
Бидеҳ, соқиё май, ки бебаҳра аз вай
Бувад дар ҳама шуғл лоҳиву обис.
Аз он май, ки кунят абуттаййиботаш[1]
Сазовор бошад, на уммулхабоис[2].
Аз он май, ки савғанди тоиб нагардад
Зи шурбаш ба шаръи хирадманд ҳонис.
Аз он май, ки муғнист дар касби дониш
Зи басти ақовилу тӯли мубоҳис.
Ба май сарф кун, Ҷомиё, ҳар чӣ дорӣ,
Макун сарфа чун мумсикон баҳри ворис.

---

[1] *Абуттаййибот* — падари некиҳо, падари покиҳо
[2] *Уммулхабоис* — модари палидиҳо, модари хабисиҳо

* * *

Мекунад ишқи ту торочи дилу дин, алғиёс[1].
Мебарад сабру қарор аз чони ғамгин, алғиёс.
Гоҳ андар иззи кашфанд, гоҳ дар зилли ҳичоб
Аз талаввунҳои ҳол, эй шоҳи тамкин, алғиёс
Хонда аз кӯи хароботам ба кунчи савмаъа,
Аз насиҳатҳои шайхи маслиҳатбин, алғиёс.
Гар ба Чин афтад саводи куфри зулфат, кофирам
Гар нахезад аз ниҳоди кофири Чин алғиёс.
То ба ту орам паноҳ аз ишваҳои чашми ту,
Мекунад лаъли лабат ҳар лаҳза талқин, алғиёс.
Ҳар дуоеро, ки омингӯ набошад фазли ту,
З-он дуо гӯям, маозаллаҳ, зи омин алғиёс.
Ақл чун ғавғо кунад, бошад ба ишқ оварда рӯй
Вирди Чомӣ, ё ғиёс-ал-мустағисин[2], алғиёс.

---

1 *Алғиёс* — эй дод

2 *Ғиёс-ал-мустағсин* — додраси додхохон

* * *

Ёр агар дар баст бар рӯят, чи бошӣ дар ҳарач?
Сабр кун сар бар дараш,
к-ас-сабру мафтоҳ-ул-фарач![1].
Чашми чонро деҳ чило, бигзар зи гуфтугӯи акл,
Мӯчиби айнулякин набвад бароҳини ҳучач.
Хонда дар парда чу Қаъба ёр халқеро ба худ.
Ошиқон лаббайки шавқи ӯ зада мин кулли фач.
Хоки Одам хоса баҳри ишқбозӣ гил шудаст,
Иннамо, авлодаҳу-л-ушшоқу в-ал-боқи мамач[2].
Раҳ сӯи майхона бошад бештар з-анфоси халқ,
З-он чиҳат набвад сулуки раҳравон бар як намач.
Аз чамоли ӯ агар бар Қаъба афтад партаве,
Қофирон банданд аз Чину Хито эҳроми ҳач.
Чуз ба қадри фаҳми кажтаъбон магӯ, Чомӣ, сухан,
Чуз ниёми каж нашояд, чун бувад шамшер кач.

---

Арабӣ: [1] Сабр калиди хуррамиҳост
[2] Ба дурустӣ ошиқон фарзандони ӯ ҳастанд, боқӣ ҳеч

* * *

Чунин ки солики мо менихад кадам качмач,
Ҳазор марҳила афзун бувад аз ӯ то ҳач.
Натофт бар ҳама зарроти кавн хуршеде,
Ки сайри ӯ на ба қатъи дақоиқ асту дарач.
Чу ақраб[1] аст ба мо нури ӯ зи ҳабли варид,
Чӣ эҳтиёч ба басти далоил асту ҳучач?
Ба чашми рост нигар, ҳар кучо качӣ бинӣ,
Ки ҳаст ростии абрӯ он кӣ бошад кач.
Бар остони ту гуфтам, ки сар задам умрест,
Ҳанӯз набвадам уммеди фатҳи боби фарач.
Дубора гуфт: «Ало қаръа бобино думдум,
Фа-инна ман қараъа-л-боба в-астадома валач[2].
Ҳавои олами ваҳдат агар кунӣ Чомӣ,
Ба ғайри роҳи маломат марав ба ҳеч наҳач!

---

Арабӣ: [1] *Ақраб* — хеле наздик, хеле қариб
[2] Садо кун бо тақтақ кардани дари мо,
Зеро ҳар кас, ки дарро бо исрор тақ-тақ зад, даромад

* * *

Ба меҳру моҳ фалак кӯдакест бозисанҷ,
Ки кардааст ба бозӣ тарозу аз норанҷ.
Ба-дин тарозуи норанҷ бар харидорон
Дар ин дӯкон накашад ҷуз матоъи меҳнату ранҷ,
Ба зери хок бувад ганҷ, бин, ки Қорунро
Чи сон ба хок фурӯ бурд ҳирс дар паи ганҷ?
Чӣ рух ба арсаи якрангӣ орӣ, эй дил, ту
Пур аз сапеду сиёҳ чун харитаи шатранҷ?
Карим нест ҷуз он кас, ки нақди дарьёро
Бибахшаду назанад бар ҷабин чу мавҷ шиканҷ.
Ниқоби чеҳраи ваҳдат бувад ҷиҳоту ҳавос,
Бишӯй дафтари ишқ аз ҳисоби ин шашу панҷ.
Макун таваққӯъи роҳат зи ҳеҷ кас, Ҷомӣ,
Ки корхонаи ранҷ аст ин сарои сипанҷ.

* * *

Эй зи ту қилу қоли мо ҳама ҳеҷ,
Фаҳму ваҳму хаёли мо ҳама ҳеҷ.
Моликулмулки коинот туӣ,
Даъвии мулку моли мо ҳама ҳеҷ.
Холӣ аз фазли баркамоли ту ҳаст
Лофи фазлу камоли мо ҳама ҳеҷ.
Бо гуҳарҳои ганҷи махфии ту
Нархи сангу сафоли мо ҳама ҳеҷ.
Соилони самоти ҷӯди туем,
Бе ҷавобат саволи мо ҳама ҳеҷ.
Бе насими қабули отифатат
Тоати моҳу соли мо ҳама ҳеҷ.
Ҳаст бо ҳойҳуи мастонат
Ваҷди Ҷомиву ҳоли мо ҳама ҳеҷ.

* * *

Қад бадо нура фолиқуласбоҳ,
Асфара-с субҳу атфи-ал-мисбоҳ[1].
Кам талаб дар кутуб ҳақиқати ишқ,
Нашавад ёфт ин луғат зи «Суҳоҳ».
Рӯ ба фаттоҳ кун, ки мумкин нест
Фатҳи боби маонӣ аз «Мифтоҳ».
Тарки «Қашшоф» гӯ, к-аз он масдуд
Бошад абвоби кашф бар арвоҳ.
Дар «Мавоқиф»[2] маист, к-аз вай нест
Ба мақосид туро умеди наҷоҳ.
Бар ту лоеҳ шавад лавоеҳи ишқ,
Чун Қалим ар бияфганӣ алвоҳ.
Ишқ бо зӯҳд нест бар сари сулҳ,
Маслиҳат нест лофи зӯҳду салоҳ.
Тавбаи мо зи дасти мӯҳтасиб аст,
Аз зарурат шуд ин ҳаром мубоҳ.
Хуми май ним ҷуръаи Ҷомист,
Қайфа якфи ли шурбиҳи-л-ақдоҳ[3].

---

Арабӣ: [1] Чун офарандаи бомдод нурро намоён карду субҳ дамид, чароғро хомӯш кун
[2] «Суҳоҳ», «Мифтоҳ», «Кашшоф» ва «Мавоқиф» номи китобҳои фиқҳ, шарҳ ва тафсир
[3] Чигуна барои нӯшидани он қадаҳҳо кифоят мекунанд.

* * *

Ҳар лаҳза намой ба либоси дигарам рух,
Гоҳ аз бути Фархору гаҳ аз лӯъбати Халлух.
Ҳар ҷо, ки кунӣ ҷилва, бувад аҳли назарро
Дидори ту фархундаву рухсори ту фаррух.
Атвори зуҳури ту бувад зоҳиру ботин,
Бар зоҳири тан ҷилдиву бар ботини он мух[1]
Ҷунбиш ҳама аз туст дар ин арса, агар худ
Нораст равад фарзин ё рост равад рух.
Гар муҳйии[2] дилхост би алтофика йуҳьё[3]
В-ар нофихи ҷонхост би анфосика янфух[4].
З-ин нукта маро таъни таносух мазан, эй шайх,
Такрори зуҳурот бувад ин, на таносух!
Ҷомӣ, мафикан бо дигарон нуктаи тавҳид,
К-аз килки ту авлост дар ин масъала посух.

---

[1] *Мух* — лаҷоми дурушти вазнин, ки барои ром кардани аспу хачири саркаш кор мефармоянд

[2] *Муҳйӣ* — эҳьёкунанда, зиндакунанда

* * *

Баро ба пои хирад гирди он баромада кох,
Дарой дар ҳарами унси қудсиён густох.
Бурун зи ҳиссу ҷиҳат сад ҳазор ҷаҳон,
Чӣ танг сохтай бар худ ин ҷаҳони фарох?!
Ба сарбаландии кохи ҷалолу ҷоҳ маноз,
Қ-аз инқилоби замон хок гардад охир кох.
Чу дил зи зарқу риё пок нест, эй сӯфӣ,
Чӣ суд далқи риё пок шустан аз авсох?![1]
Бувад зи қуввати ирфон тазаллули[2] ориф,
Бале, зи пуррии мева бувад тавозӯъи шох.
Чу дарди ишқ надорӣ, сирояте накунад,
Агар ба чарх расонӣ нафири[3] оваҳу ох.
Зи шайхи чилла ҳазар, Ҷомнӣ, ки менагазад
Дубора мор хирадмандро зи як сӯрох!

---

[1] *Авсох* — васах, чирк, ифлосӣ
[2] *Тазаллул* — хоксорӣ, фурӯтанӣ
[3] *Нафир* — бонгу нола, фарьёд, ғулғула

* * *

Мерасад аз давлати ишқам мадад,
Бандаи ишқам зи азал то абад.
Буд аҳад ишқ зи оғози кор,
Лек баромад ба либоси адад.
Дидаи дил гар шавадат тезбин,
Ҳеҷ набинӣ зи адад ҷуз аҳад.
Мӯътақиди хеш бувад шайхи шаҳр,
Хок бар ин мӯътақиду мӯътақад!
Нақди қабулеш ба каф н-омада,
Бар рухи ушшоқ ниҳад дасти рад.
Дар ҳақашон нест ҳадисаш саҳеҳ,
Чунна ба инсоф расонад санад.
Ҷомӣ, аз ӯ нуктаи ваҳдат мапурс,
Мункири баҳр аст асири забад!

* * *

Хуш он касе ки ӯ шуд аз мазиқи ҳирс озод,
Муқими кунҷи қаноат дар ин харобобод.
Насими хайр диҳад обу хоки кулбаи фақр,
Қасе, ки соии он шуд, худош хайр диҳод.
Бикан бинои сарои фано зи соҳати дил,
Паи сарои бақо устувор кун буньёд.
Ба хишти илму амал хоиа дар биҳишт насохт,
Ҷуз он ки дар раҳи дин қолаби дуруст ниҳод.
Чунон баланд кун айвони қасри ҳимматро,
Ки қосир ояд аз он дасти ҳиммати устод.
Равоқи бахт кай аз хишту гил баланд шавад,
Гарат замона на бар хишти некбахтӣ зод.
Мамарри бод кушой ба хона, з-он ғофил,
Ки ҳаст шамъи ҳаёти ту дар гузаргаҳи бод.
Зи чор дар чӣ кушояд ба манзил он касро,
Ки дар риёзи мусамман даричае накушод.
Муборак аз назари дӯстон-ст хона, на з-он,
Ки бар китоба китобат кунӣ: «Муборак бод!»
Баландкардаи айём зуд паст шавад,
Гувоҳи даъвии ман қасри Қайсар асту Қубод.
Ба фарши мастаба Ҷомӣ навишт гуфтаи хеш,
Бубин, ки пояи назмаш чӣ сон баланд уфтод.

* * *

Зодаи ишқӣ, ҳам аз ӯ хоҳ зод,
Бош бад-ӯ шоду аз ӯ ҷӯрашод.
Рӯй ба ишқ ор, ки ҷуз ишқ нест
Ошиқу маъшуқу муриду мурод!
Роҳ мадеҳ ваҳми дуиро ба худ,
Рахна макун қоидаи иттиҳод.
Мӯътақиди ғайри дуӣ нест ақл,
Хоки сияҳ бар сари ин эътиқод!
Фақр саводест, ки дар чашми ишқ
Нур аён нест ба ҷуз з-он савод.
Ҳар кӣ аз он нур нашуд дидавар,
Бар назари ӯ накунад эътимод.
Ҷомӣ аз ӯ омаду гум шуд дар ӯ,
Минҳ-ул-мабдау ва илайҳи-л-маод[1].

---

[1] Аз ӯст оғозашу бар ӯст анҷомаш

* * *

Номи худро ошиқи содиқ кунам сӯят савод,
То чу хонӣ нома, рӯят бингарам аз чашми сод.
Эътиқоди ҳусни хубонам зи меҳри рӯи туст,
Лоҷарам, дар шаҳр машҳурам ба ҳусни эътиқод.
Нест мақсуд аз сулуки ман дар атвори вуҷуд
Ҷуз ризои хотират ҷустан зи мабдаъ то маъод.
Гар хаданги бевафоӣ мекашӣ, фаҳвулғараз,
В-ар ба теғи номуродӣ мекушӣ, фаҳвулмурод.
Гуфтаӣ, дар ҷустуҷӯям ин ҳама таъҷил чист?!
Чун кунам, бар умр чандоне надорам эътимод!
Ҳафтбайтиҳои Ҷомӣ чун ба Шероз уфтод,
Хонд Ҳофиз дар мазори Саъдияш сабъан шидод.
Ёфт дар Кирмон лақаб рашки Ирам з-он кас, ки сохт
Қохи абёти тахаллус чун Ирам зот-ул-Имод.

* * *

Онон, ки дасти рад ба рухи мо ниҳодаанд,
Бар мо забони таъну маломат кушодаанд.
Зоҳир шавад, чу парда барафтад зи рӯи кор,
Қ-эшон на доди мардиву инсоф додаанд.
Азми сафар ба олами дил кардаанд, лек
Дар раҳ фитода, балки зи раҳ уфтодаанд.
Аввал чу сели рафта хурӯшону кафзанон,
В-охир миёни роҳ чу рег истодаанд.
Аъёни оламанд, вале кӯрботинанд,
Бар шакли одаманд, вале девзодаанд.
Дар арсаи амиву ҷаҳолат дуаспаанд,
Дар шоҳроҳи донишу биниш пиёдаанд.
Ҷомӣ, зи ҷоми ҳусни бутон бода хӯр, чӣ бок,
Гар мункирон на воқиф аз ин ҷому бодаанд.

* * *

Онон, ки дар фусуни муҳаббат фасонаанд,
Ҳар ҷо раванд, тири балоро нишонаанд.
Ҳоҷӣ ба тавфи Қаъба гирифтору ошиқон
Фориғ зи хона масти худованди хонаанд.
Таҷрид шав, ки поктарошони теғи ишқ
Қарда халос риши худ аз дасти шонаанд.
Мову суруди ишқ, ки бар авҷи ломакон
Арвоҳи қудс рақскунон з-ин таронаанд.
Бо пири майкада ба адаб зӣ, ки бар дараш
Шерони бешағоҳ саги ин остонаанд.
Қори замона нест ҷуз озори аҳли дил,
Аҳли замона низ ба ранги замонаанд.
Ҷомӣ, забон кушо, ки ғизолони шӯхчашм
Бинҳода гӯш бар ғазали ошиқонаанд.

* * *

Лаъли лаби ту ашки маро хуни ноб кард,
З-он шишаҳои сабзи фалак пуршароб кард.
Акси рухат намуд дар ойинаи сипеҳр,
Номаш хирад ба шаб маҳу рӯз офтоб кард.
*Муштоқи ту ба чашмаи хур* мекунад назар,
Ташна зи шавқи об ҳавои сароб кард.
Дил кард ёди рӯи туву дида ашк рехт,
Ҳар гул, ки чид дил зи чу, чашми гулоб кард.
Фикри хати узори лабат сафҳаи дилам
Пурхатти гуна гуна чу пушти китоб кард.
Мехостам камонча задан риши зӯҳдро,
Ин корро ба коми дили ман рубоб кард.
Ҷомӣ, ки дар шубоб зи май аҳд карда буд,
Пиронасар талофии аҳди шубоб кард.

* * *

Чилвай гул рухат аз турраи чун сунбул кард,
Каццаи ҳиндуи зулфи кацабозат гул кард.
Боғбон зулфи сияҳ бар гули рухсори ту дид,
Ёди цаъди гираҳ андар гираҳи сунбул кард.
Бо ту ғул сар зи гиребони латофат барзад,
Цомаро бар тани ӯ боди сабо цулцул кард.
Хонаи мурғи дилам шохи сари тӯбӣ буд,
Оқибат хонаи худ дар сари он кокул кард.
Ошиқи маст, ки дар базми чаман наъразан аст,
Косадореш гулу мутрибияш булбул кард.
Киштии бода паёнаи пули дарёи ғам аст,
Вақти он хуш, ки иморатгари ин пул кард.
Цомӣ аз цоми цамолест ғазалхон, ки ба боғ
Гулбун аз цуръаи он соғари гул пурмул кард.

* * *

Ҳар кас, ки суд чеҳра ба роҳи ту, суд кард,
Дар рӯи ту ҷамоли азалро суҷуд кард.
Мискин фақеҳ гӯши ишоратшунав надошт,
Манъи самоъи замзамаи чангу ӯд кард.
Дерест мезанад дами иршод шайхи шаҳр,
Он норасида даъвии ин кор зуд кард.
Сӯфи надошт ҷозибаи сайди ҳеҷ кас,
Қоре, ки кард, субҳаву далқи кабуд кард.
Зоҳид набурд роҳ ба сарманзили фано,
Бечора чун таҳамули бори вуҷуд кард.
Афсурдагон ба соҳили ҳирмон нишастаанд,
Хуш он, ки ҷо ба луҷҷаи баҳри шуҳуд кард.
Ҷомӣ ҳамеша буд хароб аз суруди ишқ,
Омад садои най мадади он суруд кард.

* * *

Дӯш дар ҳалқаи зулфи ту дилам ҷо мекард,
Ҳар дам аз ҳар шикани он гираҳе во мекард.
Ҳар гираҳро, ки аз он ҳалқа кушоде медод,
Партави дигар аз он рӯй тамошо мекард.
Чашмаш аз нури ҷамоли ту ҷилое меёфт,
Ҷилвае хубтар аз ин пеш таманно мекард.
Дар мазоҳир, ки тилисмот ҳакими азаланд,
Талаби ганҷи гаронмояи асмо мекард
Чун аз он ганҷ гуҳар бахраи худ бармедошт,
Рӯи тавҳид дар афроди мусаммо мекард.
Тезбин гашта ҳама айни ҳақиқат медид,
Ҳар чи ӯмре ба вай имо ба ману мо мекард,
Ҳар ҳикоят, ки дар ин масъала Ҷомӣ мегуфт,
Нуктае буд, ки рӯҳулқудус имло мекард.

---

1 *Тавҳид* — ягонагӣ, ваҳдат
2 *Афрод* — ҷамъи фард
3 *Мусаммо* — исм додашуда

* * *

Чӣ лутф буд, ки ширинщамоили ман кард,
Ки шаб нузули каромат ба манзили ман кард.
Дуои аҳли сафо карда ҳарзабозии хеш,
Нишасту соъиди симин ҳамоили ман кард.
Ниҳод бар дили ман дасту роҳат аз ҳар сӯ
Зи дастёрии ӯ рӯй бо дили ман кард.
Ҳазор мушкилам аз дарди ишқ дар дил буд,
Ба як-ду нукта лабаш ҳалли мушкили ман кард.
Чу шамъи маҳфили ман шуд рухаш, чу парвона
Ҳумои сидранишин тавфи маҳфили ман кард.
Маро ба риндиву мастӣ, ки таъна зад зоҳид,
На таъна буд, ки шарҳи фазоили ман кард.
Шудам қатил чу Ҷомиву баҳраманд мабод,
Зи умр ҳар кӣ на таҳсини котили ман кард.

* * *

Ҳусни ту роҳи умеду бим зад,
Навбати шоҳӣ ба ҳафт иқлим зад.
Аввал аз рӯят мунаҷҷим ёд кард,
Ҳар рақам, к-аз моҳ бар тақвим зад.
Ранги сурхӣ ашки мо бар зар ниҳод,
Сиккаи покӣ танат бар сим зад.
Фаҳми сирри он даҳон натвон, ки лаб
Қуфли ҳайрат бар дари тафҳим зад.
Нуқтаи саҳв аст холи он даҳон,
К-аш дабири бехирад бар мим зад.
Буд як динор нақди сабри мо,
Ҳаҷри ту бар панҷ донгу[1] ним зад.
Шеъри Ҷомӣ васфи хатти сабзи туст,
Хизр то бо ӯ дами таълим зад.

[1] *Донг* — аз шаш як ҳисса; шашьяки чиз

* * *

Бар тарфи боғ аҷаб дилкаш аст сояи бед,
Ки ламъа-ламъа дурахшад аз он миён хуршед.
Зананд чашмакат он ламъаҳо зи ҷунбиши бод,
Ки хез дидаи ибрат кушо ба лолаву хед.
Ба лола бин, ки чӣ сон доғ бар ҷигар дорад,
Ки нест соғари ишрат ба дасти ӯ ҷовид.
Ба хед бин, ки фиғанда палоси мотами хеш,
Ки хоҳадаш ба хазон тай шудан бисоти умед.
Зи тоҷи наргису тахти гулам ба ёд омад
Заволи афсари Парвезу маснади Ҷамшед.
Навои мурғи ҳазондида чист мавсими гул,
Диҳад ба васл пас аз меҳнати фироқ навид.
Қунед ёд зи ҷовид фурқате, ки мар‌ост,
Худойро, чун навои навиди ӯ шунавед.
Хуш аст сурату шаъни ба вақфи якдигар,
Чу номаи ту сияҳ шуд, чӣ суд, ҷома сафед.
Сарири килки ту Ҷомӣ, агар ба чарх расад,
Зи рашк мизмари худ бар замин занад Ноҳид.

* * *

Куҷо шуд он, ки шаб он маҳ ба хонаи ман буд?!
Ниҳода гӯши ризо бар фасонаи ман буд?!
Зи баски бар рухи ӯ мезадам таронаи шавқ
Самоъи маҷлисиён бар таронаи ман буд.
Қабӯтари ҳарами базми ишраташ будам,
Дар он ҳарам маю нуқл обу донаи ман буд.
Ҳамезад оташи ӯ аз дилам забонаву шамъ
Забон кашида ба шарҳи забонаи ман буд.
Нишона сохт диламро ба пеши ғамзаи хеш,
Чӣ тирҳо, ки аз ӯ бар нишонаи ман буд!
Ишорате, ки ба асрори ноз буду ниёз,
Ҳамин миёнаи ӯву миёнаи ман буд.
Ривоҷи гуфтаи Ҷомӣ, ки мегузашт он ҷо,
Зи гармии нафаси ошиқонаи ман буд.



*Ҷомӣ шикори тири аҷал гашту он савор,*
*Ҳаргиз нагуфт оҳуи фитроки ман куҷост.*

* * *

Соқӣ, биёр май, ки гул аз ғунча рӯ намуд,
Чун бигзарад баҳору пушаймон шавӣ, чӣ суд?!
Даврони гул чу дер напояд дар ин чаман,
З-он пештар, ки бигзарад он, зуд бош, зуд!
Дил ойинасту тафриқаи рӯзгор занг,
Ин занг ҷуз ба сайқали май кай тавон зудуд?!
Мутриб, ба сози ӯд, ки надҳад халосиям
Аз поймоли ғусса ба ҷуз гӯшмоли ӯд.
«Роҳӣ» бизан, ки ҷуз сарангушти мутрибон,
Натвон гираҳ зи риштаи уммедҳо кушуд.
Гардун набофт бар қади як тан либоси айш,
Қ-онро на аз бирешими чанг аст тору пуд.
Ҷомӣ, бисоз марҳами дилҳо ба шеъри хеш,
Гӯ, реш шав зи неши ҳасад синаи ҳасуд!

* * *

Таронаҳои таҳийят, сурудҳои дуруд
Нисори маҷлиси султони оқибатмаҳмуд.
Баландмартаба шоҳе, ки субҳу шом бувад
Зи ҷуръарезии ӯ лаъл далқи чархи кабуд.
Саҳобвор диҳад файзи отифат, бодо
Ҳамеша сояи ӯ бар ҷаҳониён мамдуд.
Забон ба тавбаву дил моили май, эй соқӣ,
Бишӯ даҳонам аз ин тавбаи шароболуд.
Сафои сафвати ҷоми ту дид сӯфии шаҳр,
Ба пеши он чу суроҳӣ ниҳод сар ба суҷуд.
Либоси ишрати мо чок шуд, муғаннӣ ку?
Ки як-ду бахья занад бар вай аз бирешими ӯд.
Зи пири майкада, Ҷомӣ, мапӯш ҳоҷати хеш,
Ки ҳоҷат аст калид дар хазонаи ҷӯд.

* * *

Ҳар кӣ аз майкадаи ишқи ту бӯе шунавад,
То зияд, маст зияд, чун биравад, маст равад.
В-он ки з-ин майкада бӯе ба машомаш нарасад,
Ин қадар давлати ӯ бас, ки ба ин мегаравад.
Қиштзорест аҷаб арсаи гетӣ, ки дар ӯ
Ҳар киро менигарӣ, киштаи худ медаравад.
Ёр мустағниву раҳ мушкилу раҳбар ноёб,
Соликонро дил аз ин хун нашавад, чун нашавад?
Соҳиби соя бувад ишқи туву ман соя,
Биравам ё бидавам, чун биравад ё бидавад?!
Мекашам пеши хаёли ту дилу ҷон, чӣ кунам,
Меҳмон ҳар кӣ бувад ҳозиру хон ҳар чӣ бувад.
Ҳоҷати савти муғаннӣ набувад Ҷомиро,
Ҷовидон бонги самоъ аз дили худ мешунавад.

* * *

Ҳуш он мақом, ки дар вай диле фурӯд ояд,
Зи ҳусни манзари он дидае биёсояд.
Умеди мақдами ёрон бувад, ки поконро
Дар ин хароба ба гил дасти ҳиммат олояд.
Ба нақшу хат чӣ таматтуъ зи хонаоройӣ,
Чу дӯстӣ ба ҷамоли худаш наёрояд.
Кушода дор дари хона, к-аз дари баста
Бурун зи тирагии хона ҳеҷ накшояд.
Кушой равзанаи дил чу дида, то нуре
Туро зи оламӣ боло ҷамол бинмояд.
Чу нест матлаъи он нур ғайри равзани дил,
Кас аз иморати хишташ ба гил чӣ андояд?!
Бар остонаи хидмат ниҳода Ҷомӣ сар,
Ки муқбиле қадами лутф ранҷа фармояд.

* * *

Партави рӯи ту бар бодаи гулфом афтод,
Бода шуд оташ аз он партаву дар ҷом афтод.
Остини карамат дид зи соъид пурсем,
Ошиқи хомтамаъ дар тамаъи хом афтод.
Табли хубӣ чӣ занад пеши ту хуршед, охир
Ташти расвоии ӯ хоҳад аз ин бом афтод!
Нест ойини лаби лаъли ту ҷуз комдиҳӣ,
Ҳама нокомии ман з-ин дили худком афтод.
Далқи садпораву саҷҷодаи садранг ба дӯш
Шайхи мо, бин, ки чӣ аъҷӯбаи айём афтод?!
Вақти он ринди харобoтнишин хуш, ки дилаш
Чун дили хосу танаш бар сифати ом афтод.
Номи Ҷомӣ, ки баланд аз ту шуд, эй бодафурӯш,
Чӣ хато рафт, ки аз дафтари инъом афтод?!

* * *

Чӣ суд он теша, к-аш бар санг дасти Қӯҳкан мезад,
Чу белаъли лаби Ширин ба пои хештан мезад?!
Сабо ошуфта шуд вақти саҳар з-он турраву ораз,
Бунафша бар гули серобу сунбул бар суман мезад.
Умеди мақдамат медошт фарроши чаман рӯзе,
Ки фарши сабза меафканду чатри норван мезад.
Ба ту ғунча ҳамемонист дар боғу ман аз ғайрат
Ҳамемурдам, ки бодаш бӯса ҳар дам бар даҳан мезад!
Ба теғат зиндае шуд кушта, хобаш дид бедоре,
Ки бар худ зери хок аз завқ чок андар кафан мезад.
Басар меёфт ҳар бедида чун Яъқуб, агар ногаҳ
Чу Юсуф бар машомаш аз ту бӯи пираҳан мезад.
Дили Ҷомӣ зи фикри он ду лаб ганҷи гуҳар мешуд,
Агар қуфли хамӯшӣ бар дари дурҷи сухан мезад.

* * *

Зи шавқат занам дам, забонам бисӯзад,
Сабурӣ кунам пеша, ҷонам бисӯзад.
Наёрам зи дил оташин оҳ берун,
Ки тарсам ҳама хонумонам бисӯзад.
Чу болои ишқат кушоям дӯконе,
Ҷаҳад барқи ғайрат, дӯконам бисӯзад.
Чунон гарм ғашт аз таби дуриям тан,
Ки наздик шуд, к-устухонам бисӯзад.
Гар аз хуни дил бистарам тар нагардад,
Зи тоб ин тани нотавонам бисӯзад.
Чӣ сон ҷуз ғамат тӯъма созам, ки луқма,
Зи таффи дарун дар даҳонам бисӯзад?
Чу дар дафтар ашъори Ҷомӣ нависам,
Занад шӯъла килку баёнам бисӯзад!

* * *

Сабо чу ҳалқаи он зулфи тобдор кушод,
Гираҳ зи риштаи ҷонҳои беқарор кушод.
Зи завқи бӯсу ҳавои канори туст ба боғ,
Ки ғунча кард даҳон бозу гул канор кушод.
Баҳор шуд, сӯи бӯстон гузар, ки ҳар гиреҳе,
Ки дошт шохи гул аз ғунча дар баҳор кушод.
Кушод аз даҳани танги ту дилам, оре,
Зи ғунча мурғи чаманро бувад ҳазор кушод.
Зи сарву лола тамошои қадду рӯи ту кард,
Чу боғбон ба чаман чашми эътибор кушод.
Ниҳод бар ҷигари лола доғ чун савсан,
Забон ба васфи ту бар тарфи лолазор кушод.
Ба ғайри ёр надидам даруни парда касе,
Қазо чу пардаи иззат зи рӯи кор кушод.
Зи шаҳри ишқ махон сӯи Каъба Ҷомиро,
Ки пойтобаи ғурбат дар он диёр кушод.

* * *

Ёр ҳар дам сари бозори дигар металабад,
Чашмҳо чор харидори дигар металабад.
Қас наёрад, ки зи кораш саре орад берун,
Гарчи ҳар лаҳза сару кори дигар металабад.
Дод бар боди ҳаво дину диламрову кунун
Баҳри ин кор ҳаводори дигар металабад.
Воизам, гӯ, мадеҳ аз накҳати фирдавс хабар,
Дили ман бӯй зи гулзори дигар металабад.
Сад гирифтор ба ҳар ҳалқаи зулфаш беш аст,
В-ӯ ба ҳар ҳалқа гирифтори дигар металабад.
Ёфт дил давлати ҷовид ба як дидораш,
В-аз худо давлати дидори дигар металабад.
Ҷомӣ он маҳ зи ту хуш нест ба васфи дигарон,
Баҳри худ дафтари ашъори дигар металабад.

* * *

Ба ноз меравад он шӯху боз менигарад,
Ниёзмандии аҳли ниёз менигарад.
Ба сад ниёз кашад ноз ҳар рақиб, вале
Ниёзи ошиқи мискин ба ноз менигарад.
Зи турки чашми вай, эй дил, ҳазар, ки сӯи касон
На баҳри лутф, паи турктоз менигарад!
Надида сарву гуле боғбон чу ӯ, ҳарчанд
Ба боғи хеш нишебу фароз менигарад.
Ба корсозии васлаш гузашт умру дилам
Ҳанӯз дар карами корсоз менигарад.
Назар ба арзи сипоҳ аст шоҳи Ғазнинро,
Вале ба дидаи дил дар Аёз менигарад.
Бувад ҷамоли ҳақиқат мушоҳиди Ҷомӣ,
Ба сурат арчи ба ҳусни маҷоз менигарад.

* * *

Қай бувад, қай, ки зи хони ту салое бирасад,
В-аз наволи ту навое ба гадое бирасад!
Марази шавқи ту шуд саъбу аз он ҷон набарам,
Гарна аз ваъдаи васли ту шифое бирасад.
Кӯҳи ғам шуд диламу номи ту гӯям бо ӯ,
Бу, ки дар гӯшам аз ин ном садое бирасад.
Дил куҷо мазҳари анвори ҷамоли ту шавад,
Гарна ин оинаро аз ту ҷилое бирасад.
Бар ту аз афсари шоҳист кулаҳ, гӯшаи фақр,
Ҳошалиллаҳ, ки ба ҳар бесару пое бирасад.
Рафта аз хеш бурун, дар паи Лайлӣ Маҷнун,
Бошад аз маҳмили ӯ бонги дарое бирасад.
Меравад Ҷомии дилхаста, вале то набаранд,
Нест имкон, ки дар ин роҳ ба ҷое бирасад.

* * *

Ҳеҷ шаб тири ғамат бар дили шайдо нарасад,
Ки фиғонам ба маҳ, оҳам ба Сурайё нарасад.
Он, ки васли ту з-имрӯз ба фардо андохт,
Дорам уммед, к-аз имрӯз ба фардо нарасад.
Санг бар синазанон мераваду нолакунон
Сел аз он бим, ки ногоҳ ба дарьё нарасад.
Аз дами пир талаб чошнии ишқ, ки баҳр
Рашҳи ӯ бе мадади абр ба саҳро нарасад.
Меҳнати бодия каш, гар ҳаваси Қаъба кунӣ,
Қас бад-ин айши муҳанно ба таманно нарасад.
Ҳиммати хеш қавӣ дор, ки мурғи дили ту
Ҷуз бад-ин бол ба сарманзили анқо нарасад.
Нафхи[1] рӯҳулқудус аз ҳар мутанаққис маталаб,
Нузли ин файз ҷуз аз хони Масеҳо нарасад.
Ҳар чӣ дар вақт расад, бош ба он хуш, Ҷомӣ,
Қ-он чӣ дар пардаи ғайб аст, расад ё нарасад.

---

[1] *Нафх* — дам, нафас

* * *

Мӯҳтасиб ҷамъияти риндон чу дид, ошуфта шуд,
Соқиё, май деҳ, ки кори мо ба қозӣ гуфта шуд.
Ҷуз маи софӣ намебинам мудаввo, ҳар киро
Дил мушавваш, ҳол нохуш, рӯзгор ошуфта шуд.
Хоб кам кун, то рухи мақсудро бинӣ ба хоб,
З-он ки ин давлат насиби чашми шабнохуфта шуд.
Чанд мепурсам, ки шоҳи ишқро манзил куҷост?!
Хонаи он дил, ки аз гарди хавотир рӯфта шуд!
Рози пинҳон беҳ, ки бардорад бало Ҳаллоҷро,
Он ҳама расвоӣ аз як нуктаи нанҳуфта шуд.
Ханда зан дар рӯи ман як бор чун гул, к-ин ҳама
Хунам андар дил гираҳ з-он ғунчаи нашкуфта шуд.
Ҷомӣ, аз гӯши гадотаъбон бувад гавҳар дареғ,
Хоса ин гавҳар, к-аз алмоси тафаккур суфта шуд.

* * *

Ба тавба шайхи муҳаввис маро мувасвис шуд,
Чу дид соғари лаълат, ҳарифи маҷлис шуд.
Қӣ баст тоқи хами абрӯят, таолуллаҳ,
Ки саҷдагоҳи дилу ҷони сад муҳандис шуд.
Хароб буд ба ваҳшатсарои ҳаҷр дилам,
Хаёли рӯи ту ташриф доду мӯнис шуд.
Чу сарви ноз гузаштӣ ба боғу гарди раҳат
Абири ҷайби гулу кӯҳли чашми наргис шуд.
Фидои пири муғон бод нақди ҳастии ман,
Ки юмни ҳиммати ӯ кимиёи ин мис шуд.
Матоъи фақр талаб, лек аз он тавонгар дил,
Ки ҳар чӣ дошт, ба май сарф карду муфлис шуд.
Чу гашт мадраса майхона з-он лаби майгун,
Аҷаб мадор зи Ҷомӣ, агар мударрис шуд.

* * *

Сӯфӣ зи хонақаҳ ба харобот меравад,
З-офаткада ба маъмани офот меравад.
Умри азиз бе маю маъшуқ фавт кард,
Акнун паи талофии мофот меравад.
Наълайни ҳар ду кавн кашида зи пои саъй,
Мӯсосифат ба Тӯри муноҷот меравад.
Моро тавофи кӯи муғон ёд медиҳад,
Ҳар ҷо сухан зи сайри мақомот меравад.
Ҳар дам балои нафъ сӯи баҳри нестӣ,
Дил баҳри шустушӯи изофот меравад.
В-он гаҳ даруни завраки илло гирифта ҷой,
Пок аз ҳама ба соҳили исбот меравад.
Ҷомӣ равад ба майкада шаб бе чароғу шамъ
Ин роҳро ба нури каромот меравад.

* * *

Бо ёри кӯчкарда зи дил нола меравад,
Қатразанон сиришк зи дунбола меравад.
Дам даркашам, ки роҳ ба ҷое намерасад,
Ҳарчанд бар забон ҷараси нола меравад.
З-он моҳи чордаҳ, ки шуд аз даст доманаш
Моро зи даст ҳосили чилсола меравад.
Бе рӯи ӯ ба базми гулам нест май ҷуз он-к
Хунам зи дида дар қадаҳи лола меравад.
Холи лабаш ҳарорати дил мебарад, бале,
Тоби таб аз мариз ба бутхона меравад.
Борони ашки мост асар, ҳар куҷо сухан
З-он рӯи чун маҳу хати чун ҳола меравад.
Бо табъи ман зи нуктаи сарди фусурдагон
Он меравад, ки дар чаман аз жола меравад.
Ҷомӣ арӯси назми ту зеби дигар гирифт,
Тақсир дар далолати даллола меравад.
Килки ту мезанад ба Хуросон навои шеър,
Гулбонги он ба Хусрави Бангола меравад.

* * *

З-офтоб ба рашкам, ки зери пои ту афтад,
Зи соя низ, ки чун зулф дар қафои ту афтад.
Ба ҳар бало, ки расад аз ту, ғайри шукр нагӯям,
Маро атост балое, ки аз барои ту афтад!
Ба чатри шоҳ куҷо сар даровaрам, ки ба фарқам
Бас аст сояи лутфе, ки аз гадои ту афтад!
Зи хок сарв бирӯяд, зи сарв дил, чу санавбар,
Чу соя дар раҳе аз қадди дилрабои ту афтад.
Агар биҳишт, бувад хотирам, қарор нағирад.
Ба хонае, ки на ҳамсояи сарои ту афтад.
Зи сина карда сипар, чашминтизор ба раҳам,
Бувад, ки бар сипарам новаки ҷафои ту афтад.
Бувад зи нахли сухан меварез хомаи Ҷомӣ,
Умедвории онро, ки он хурои[1] ту афтад.

[1] *Хуро* — сазовор, лоиқ

* * *

Гарчи сад ҷон дар раҳи ҷонон зиён хоҳем кард,
Ҳар чӣ хоҳад хотири ӯ, ончунон хоҳем кард.
Дар дилаш ҷунбид меҳр аз нолаи мо андаке,
Андак-андак бо худ ӯро меҳрубон хоҳем кард.
Чорасози мо нашуд кас дар ҳама рӯи замин,
Баъд аз ин рӯи дуъо бар осмон хоҳем кард.
Ошноёни ҷаҳонро нест ойини вафо,
Ошноӣ бо саги он остон хоҳем кард.
Нест ғайр аз достони ӯ забонро ҳеҷ ком,
То забон бошад ба ком, ин достон хоҳем кард.
Новаки ӯ кард ҷо дар устухони мо чу мағз,
Қӯти ҷон з-ин пас зи мағзи устухон хоҳем кард.
Баски дар васфи лаби нӯшини ӯ шаккар шикаст,
Номи Ҷомӣ тӯтии ширинзабон хоҳем кард.

* * *

Гаҳ ишқ ба зот менамояд,
Гоҳе ба сифот менамояд.
Бепарда якест зоташ, аммо
Дар парда завот менамояд.
Дар ситри бутуну сирри ваҳдат
Бесабру субот менамояд.
Аз баҳри зуҳур дар маротиб
Ширинҳаракот менамояд.
Ҳарчанд муҷаррад аз ҷиҳот аст,
Дар ҷумла ҷиҳот менамояд.
Баҳрест муҳиту чун занад мавҷ,
Дар Шатту Фурот менамояд.
Мебош қатили ишқ, Ҷомӣ,
Қ-ин беҳ зи ҳаёт менамояд!

* * *

Ориф, ки сухан ба роҳ гӯяд,
Иллоҳу вало савоҳ гӯяд.
Исботи вуҷуди халқ бо ҳақ
Дар таври яқин гуноҳ гӯяд.
Ҳар кас, ки шавад муриди ишқат,
Аввал ками молу ҷоҳ гӯяд.
Бо хирқаву тайласон бисозад,
Тарки камару кулоҳ гӯяд.
Бар ёди ту зор-зор гирьяд
В-аз шавқи ту оҳ-оҳ гӯяд.
Қоре, ки на ғояташ ту бошӣ,
Онро амали табоҳ гӯяд.
Хоҳад хати ту, чу шаб нависад,
Бинад рухи ту, чу моҳ гӯяд.
Чун моҳи рухи ту дид Ҷомӣ,
Кай васфи шаби сиёҳ гӯяд?!

* * *

Ба он болову рух бар ҳар замин, к-он нозанин пӯяд.
Сазад, к-аз сояи ӯ сарв хезад, ёсамин рӯяд.
Кунам аз пардаҳои дидаву дил фарши роҳи ӯ,
Дареғ ояд маро, к-он пои нозук бар замин пӯяд.
Лабаш бода-ст, агар талхӣ кунад, аз вай чӣ озорам,
Зиҳӣ нодон касе, к-аз бода таъми ангубин ҷӯяд!
Танам з-андӯҳ шуд чун мӯи чанги мӯягар, гӯ, то
Кушояд мӯю бар ҳоли мани андӯҳгин мӯяд.
На ҳар саҷда, ки ҷуз дар қиблаи рӯяш барад обид,
Чу бинад абрӯяшро аз х(в)аи хиҷлат ҷабин шӯяд.
Машоми ҷон шуд андар чини зулфи ӯ бад-он сон хуш,
Ки дарди сар кашад, гар нофаи оҳуи Чин бӯяд.
Муғаннӣ чун кунад бар назми Ҷомӣ соз чанги худ,
Зи базми равшанон Ноҳид бар вай офарин гӯяд.

* * *

На ҳамин вақт маро ишқ мушавваш дорад,
Қист дар даври ҷамолат, ки диле х(в)аш дорад?
Ҷамъу фарқест аҷаб зулфи туро, сӯфивор
Шонааш ҷамъ кунад, бод мушавваш дорад.
Дил ба ҳар ҳалқа ҷудо мекашад аз зулфи туам,
Дили ман бин, ки зи зулфат чӣ кашокаш дорад.
Абраши саркаши ту, к-аш ҷаҳад аз наъл оташ,
Мани дилсӯхтаро наъл дар оташ дорад.
Дорад аз косаи сум сархушии косаи май,
Ҳар кӣ дар роҳи ту сар бар суми абраш дорад.
Офати ҷон шаваду шӯри ҷаҳон, ҳар кӣ чу ту
Лаби ширин, хати мушкин, рухи маҳваш дорад.
Майли тифлон сӯи нақш аст, аз он рӯ Ҷомӣ
Баҳри ту чеҳра ба хуноба мунаққаш дорад.

* * *

Насими бода ба ҷон муждаи ҳаёт диҳад,
Лаби пиёла зи ғамҳо хати наҷот диҳад.
Матоъи ҳастии худ сарфи бода кун, з-он пеш
Ки даври чарх ба тороҷи ҳодисот диҳад.
Сулуки ишқ маҳол аст бе суботи қадам,
Қадам ба сидқ нех, эй дил, худо субот диҳад!
Расидаӣ ба нисоби ҷамол бо лаби хеш,
Бигӯй, то ба фақирони худ закот диҳад.
Бароти бӯса тамаъ доштам, надонистам,
Ки хатти сабзи ту бар ҷони ман барот диҳад.
Ба роҳи Қаъбаи васли ту оби дидаи ман
Ба ташнагон хабари Даҷлаву Фурот диҳад.
Ба хоки пот, ки чун даррасӣ зи роҳ, гузор,
Ки бӯсае ду-се Ҷомӣ ба хоки пот диҳад.

* * *

Ҳар кӣ бинам, ки паси зонуи ғам оҳ кашад,
Мирам аз ғам, ки мабодо зи ғам он моҳ кашад.
Бо вуҷуди қади раънош, агар зоҳидро
Дил ба тӯбо кашад, аз ҳиммати кӯтоҳ кашад.
Ҳар кӣ аз пераҳанаш накҳати ҷон ёфт, куҷо
Миннати бӯи гул аз боди саҳаргоҳ кашад?
Огаҳӣ ҷӯй дар ин роҳ, ки устоди азал
Рақами ишқ ба лавҳи дили огоҳ кашад.
Гӯ маро зор бикуш, гирди ҳама шаҳр бикаш,
Сар зи ҳукмаш накашам, хоҳ кушад, хоҳ кашад.
Мекунам шаб ҳама шаб аз ғами ӯ нолаву оҳ
Чун асире, ки нафир аз ситами шоҳ кашад.
Гар-на Ҷомӣ ба балоест гирифтор, чаро
Ҳама шаб наъра занад, гиръя кунад, оҳ кашад?!

* * *

Дамбадам хунам зи дида бар гиребон мечакад,
Мефишонам чун гиребонро, ба домон мечакад.
Менависам васфи лаълат в-аз шикофи килки ман
Оби ҳайвон метаровад, рашҳаи ҷон мечакад.
Аз шикоре нест, ҳар як аз дили соҳибдил аст
Қатра-қатра хун, ки тиратро зи пайкон мечакад.
Нест ашк ин бар рухам, дар сина пайконҳои ту
Об гашта з-оташам в-акнун зи мижгон мечакад.
Пеши рӯят гар задам оҳу шудам гирьён, чӣ айб,
Мавсими гул медурахшад, барқу борон мечакад?!
Аз хаи рухсори ту ё ҷуръаи лабҳои туст
Ҳар нами лутфе, ки бар хубони бӯстон мечакад!
Шишаи сабри фалакро сохт Ҷомӣ пургулоб,
Баски обаш чун гул аз авроқи девон мечакад.

* * *

Ба ҳар хона, к-он нозанин менамояд,
Ба чашмам биҳишти барин менамояд.
Ба ҳар ҷо, ки ӯ бар замин мениҳад по,
Сари оламе бар замин менамояд.
Чӣ суд аст аз онам, ки симин баромад,
Чу дил дар бараш оҳанин менамояд!
Чу абрӯ намояд, мабинед сӯяш,
Ки ғоратгари ақлу дин менамояд.
Мазан таъни Лайлӣ, агар баст бурқаъ,
Ки лойиқ ба Маҷнун чунин менамояд.
Зи сар меравад ҳуши Маҷнун, чу Лайлӣ
Зи хайма сари остин менамояд.
Хато аз кӣ дидаст зоҳид, надонам,
Ки дар абрӯ афканда чин менамояд.
Чу аз ишқ дар дил кушоде надорад,
Ҳамон ҳолаташ аз ҷабин менамояд.
Ҳазор офарин бар ту, Ҷомӣ, ки табъат
Дар ин шеър сеҳрофарин менамояд!

* * *

Аз он бо кӯҳи ғам Фарҳод даст андар камар дорад,
Ки Парвиз аз лаби Ширин даҳоне пуршакар дорад.
В-аз он дар бодия ҳайрон равад Маҷнуни саргардон,
Ки дар ҳай ҳусни Лайлӣ ҷилва бо ёри дигар дорад.
Сӯи боғам махон, эй хоҷаи деҳқон, чӣ суд, охир,
Зи боғе дар назар онро, ки доғе бар ҷигар дорад!
Куҷо дар кӯи ту ёд орад аз фарши ҳарир он кас,
Ки хор андар таҳи паҳлӯву хоро зери сар дорад?!
Чӣ ҳадди чун мане аз рух кашидан зулфи мушкинат,
Бар ин давлат агар дорад зафир, боди саҳар дорад.
Беҳ аз тобут маҳмил нест в-аз аҳбоб маҳмилкаш,
Гар аз хоки дарат оворае рӯ дар сафар дорад.
Ба пеши тири ту сина сипар шуд в-ин дили нолон
На чандин нола аз тири ту дорад, аз сипар дорад.
Ҳунар ишқ асту доной зи илму ақл яктой,
Хуш он кас, к-ӯ диле донову ҷоне пурҳунар дорад.
Шудӣ ошиқ, ба пои дӯст нақди ҷон фишон, Ҷомӣ,
Набошад ошиқ он, к-аз дӯст ҷонро дӯсттар дорад.

---

[1] *Ҳай* — деҳ, қабила, қавм

* * *

Дил на хуррам, сабзаву гул дар назар хуррам, чӣ суд?!
Дар даруни ҷон ҷароҳат, бар бурун марҳам чӣ суд?!
Сурати одам тану маънеш ҷони равшан аст,
Маънии одам надорӣ, сурати одам чӣ суд?!
Дил парокандасту чашм аз ину он бастан, ки чӣ?!
Хонаро сад рахна дар девор, дар маҳкам, чӣ суд?!
Пеши чашми тезбин олам надорад нақши ғайр,
Нестӣ чун тезбин, наззораи олам чӣ суд?!
Ташнаро дар бодия чун кӯза з-об омад тиҳӣ,
Кӯзаҳо пуроб гирди чашмаи Замзам чӣ суд?!
Рӯзи ҳаҷрам сӯхт, кам деҳ ваъдаи шабҳои васл.
Сабза чун шуд хушк бар вай таррии шабнам чӣ суд?!
Номи Ҳотам мениҳад бар хоҷа марди мадҳсанҷ,
Хоҷа чун мумсик бувад, ҳамномии Ҳотам чӣ суд?!
Ҷуз дар ангушти Сулаймон нест хотамро асар,
Чун на ангушти Сулаймоне бувад, хотам чӣ суд?!
Шоҳиди назми ту, Ҷомӣ, чун наёмад дилфиреб,
Аз хати хуш бар узораш ҷаъди хам дар хам чӣ суд?!

* * *

Агар аз ишқ ҳамроҳӣ набошад,
Раҳатро рӯи кӯтоҳӣ набошад.
Ба ҳукми ишқ рав раҳро, ки ҷуз ишқ
Дар ин раҳ омиру ноҳӣ набошад!
Маро бо кас, зи бас мафтуни ишқам,
Низоъи моливу ҷоҳӣ набошад!
Гадои огаҳ аз мақсудро майл
Ба найли давлати шоҳӣ набошад.
Чунон худро дар огоҳӣ кунад гум,
Қ-аз огоҳеш огоҳӣ набошад.
Насими пардакаш аз рӯи маъшуқ,
Ба ҷуз оҳи саҳаргоҳӣ набошад.
Чӣ ҳосил аз ҳавои васл, Ҷомӣ,
Гар аз ҷонон ҳавоҳоҳӣ *набошад*?!

* * *

Мешавам зинда зи сар, к-он нозанинам мекушад,
Мекушад бегонагонро, низ инам мекушад.
Пеши ӯ чун сачда орам аз лагадкӯби чафо,
То бубинам дигараш рӯ дар заминам мекашад.
Мекунам гулгашти боғ аз шавқи қадду оразаш,
Эътидоли сарву лутфи ёсаминам мекушад.
Дар хаёли он лаб аз худ гум шуда, чон медиҳам,
Чун магас ғарқа шуда дар ангубинам мекушад.
Нест давронро ба хунрезы мани мискин хате,
Гирди он рух даври хатти анбаринам мекушад.
Гар набошад баҳраам з-он соқу соъид, бок нест,
Ғайрати домону рашки остинам мекушад.
Ман ба меҳри ӯ хушам, Ҷомиву кин, ҳам ҳоким аст,
Гар ба меҳрам менавозад в-ар ба кинам мекушад.

* * *

Хатти мушкин, к-аз рухи он нозанин сар барзанад,
Сунбули тар хонамаш, к-аз ёсамин сар барзанад.
Хат, к-аз он лаб бардамад, мӯрест ғарқи ангубин,
Қ-аз ҳароси ҷони ширин з-ангубин сар барзанад.
Чун намой ногаҳ абрӯ, бошад он оҳуи дилам,
Қ-аш камондоре паи сайд аз камин сар барзанад.
Дил, к-аз он рух сӯи зулф омад, аҷаб овораест,
Қ-аввал орад рӯ ба Рум, охир зи Чин сар барзанад.
Чун равам бе ту, ки чинам як гули роҳат ба боғ,
Ҳар қадам сад хори меҳнат аз замин сар барзанад!
Турра аз ораз бикаш, то сӯфиёни шаҳрро
Аз шаби тори гумон субҳи яқин сар барзанад.
Дод ҷон дур аз гули рӯи ту Ҷомӣ, дур нест,
К-аз гилаш чун лола оҳи оташин сар барзанад.

* * *

Дили ман роҳи диндорон раҳи майхона медонад,
В-аз ин раҳ ҳар кӣ дур, ӯро зи дин бегона медонад.
Ҳавои ганҷ дорад ҷуғду чандин гирди вайрона
Аз он гардад, ки ҷои ганҷ дар вайрона медонад.
Забон кард аз забона шамъ, то ушшоқро хонад,
Забонашро диле равшан ҳамин парвона медонад.
Ба занҷири ҷунун хуш он, ки чун дидӣ маро гуфтӣ,
Ки завқи ишқ агар медонад, ин девона медонад!
Бурун аз хонаи худ рез хунам, то надонад кас,
«Савоб,—андар масал гӯянд,—роҳи хона медонад».
Ба базми худ ба дасти дигарон деҳ ҷому паймона,
Ки масти лаъли ту не ҷому не паймона медонад.
Агар дарди диле дорӣ, ба ҳамдардон бигӯ, Ҷомӣ,
Ки фориғ ҳасби ҳоли ошиқон афсона медонад.



*Кушой равзани дил чу дида то нуре ояд*
*Туро зи олами боло ҷамол бикшояд.*

* * *

Бе ту ҷон зиндагӣ намехоҳад,
Умр поянддагӣ намехоҳад.
Чун хатат Хизр бо вуҷуди лабат
Чашмаи зиндагӣ намехоҳад.
Бе фурӯғи ҷамоли фаррухи ту
Бахт фархундагӣ намехоҳад.
Дил пароканда дид зулфи туро,
Ҷуз парокандагӣ намехоҳад.
Шохи сунбул чу хома пеши хатат
Ҷуз сарафкандагӣ намехоҳад.
Узри шармандагӣ зи рӯи ту моҳ
Ҷуз ба шармандагӣ намехоҳад.
Банда, Ҷомӣ, ҷуз аз дари ту ба гӯш
Ҳалқаи бандагӣ намехоҳад!

* * *

Бӯи он ошно кӣ меорад?!
Ҷуз насими сабо кӣ меорад?!
Гарчи моро хабар накарду бирафт,
Хабари ӯ ба мо кӣ меорад?!
Шарти ёрӣ паёми ёрорист,
Шарти ёрӣ ба ҷо кӣ меорад?!
Ба ҷигархастагони хори ҷафо
Гули боғи вафо кӣ меорад?!
Номаи ӯ мисоли офият аст,
Сӯи ин мубтало кӣ меорад?!
Ҳаҷр дарду насими васл давост,
Дарди моро даво кӣ меорад?!
Сад дуъо мефиристадаш Ҷомӣ,
Як ҷавоби дуо кӣ меорад?!

* * *

Ҳар маст, ки май ба даст гирад,
З-он наргиси майпараст гирад.
Онро, ки фиканд соқат аз пой,
Ҷуз соиди ту кӣ даст гирад?!
Бо қадри баланд судра худро
Паҳлуи қади ту паст гирад.
Гар ишқи ту бар фалак ниҳад бор,
Пушти вай аз он шикаст гирад.
Аз зулфи ту бахт кори моро
Таълими кушоду баст гирад.
Ҳарчанд, ки сист ломи зулфат,
Сад моҳии дил ба шаст гирад.
Ҷомӣ киву ҷоми май, ки худро
Аз лаъли лаби ту маст гирад?!

* * *

Дур аз он лаб ашки ман сурх асту чашми тар сафед,
Кам фитад з-инсон шароби лаълро соғар сафед.
Гиряи доим сиёҳиро набурд аз бахти ман,
Зоғро бисьёрии борон насозад пар сафед.
Бар баногӯшат кашад зулфи сияҳ худро дароз
Ҳамчу ҳиндуи бараҳна, к-аш бувад бистар сафед.
Рехт аз абри таҷаллӣ рӯи ту борони нур,
Хонаи чашму диламро сохт бому дар сафед.
Сафҳае аз мусҳафи[1] хубист он рӯю узор,
Як тараф аз вай навишта, як тараф дигар сафед.
Эй, ки мепурсӣ зи роҳи каъбаи ишқам нишон,
З-устухони куштагон роҳест сар то сар сафед.
Дар либоси хатту коғаз гуфтаи Ҷомӣ бувад.
Наварӯсе ҷома мушкин кардаву чодар сафед.

---

[1] *Мусҳаф* — варақҳои саҳифабандишудаи китоб, маҷмӯа: Қуръон

* * *

То сабо турраи шабранги туро барҳам зад,
Рӯзгори дили осудаи мо барҳам зад.
Шохҳои гулу насрин чу ба хубӣ карданд
Бо ту даъвӣ, ҳамаро боди сабо барҳам зад.
Дарди моро нашуд умеди даво, гарчи табиб
Дафтари хеш басе баҳри даво барҳам зад.
Чашми сайёри ҷаҳон мисл надидат ҳарчанд,
Нусхаи чеҳракушоёни Ҳито барҳам зад.
Сад сабаб сохта будем паи васли ту, лек
Ҳарҷӣ мо сохта будем, қазо барҳам зад.
Бар сафи дурдкашон мӯҳтасиби шаҳр гузашт,
Силки ҷамъияти арбоби сафо барҳам зад.
Ҷомӣ, он сарв ҷуз авсофи рухи хеш наёфт,
Гарчи сад раҳ чу гул авроқи маро барҳам зад.

* * *

Ба базми васл мову ман нагунҷад,
Ҳама ҷон шав, ки он ҷо тан нагунҷад.
Миёни ошиқу маъшуқ танг аст
Чунон сӯҳбат, ки пероҳан нагунҷад.
Дили тангам чӣ ҷои маҳмили ишқ?
Шутур дар чашмаи сӯзан нагунҷад.
Зи доғат дил чунон пурлола богест,
Ки дар вай суриву савсан нагунҷад.
Зи лаълат дамбадам чандон дури ашк
Фурӯ резам, ки дар доман нагунҷад.
Зи дуди дил чунон шуд хонаам пур,
Ки нури моҳ дар равзан нагунҷад.
Хаёлашро макун, Ҷомӣ, ба дил ҷой,
Бисоти шоҳ дар гулхан нагунҷад.

* * *

Соқии мо дӯш бо мо дар сари инсоф буд,
Бо ҳарифон чун сурохӣ бо даруни соф буд.
Чашм мардумдору лаб хандону абрӯ беғираҳ,
Баҳри меҳнатдидагон маҷмӯъаи алтоф буд.
Н-омад аз оҳуи Чин бӯи ғизолам, гарчи худ
Мушкаш андар нофа мушкин, нофааш дар ноф буд.
Шуд зи ҷоми бода равшандил фақеҳи мадраса,
Гарчи сар то пой ғарқи зулмати авқоф буд.
Шайхи шӯҳратҷӯ, ки майдони маориф об зад,
Ҳарчи гуфт аз ваҷду ҳоли хеш, яксар лоф буд.
Чӯ каноре аз ҷаҳон, к-овораи иззат наёфт,
То на узлатхонаи анқо ҳарими Қоф буд.
Кашфи асрори ҳақиқат Ҷомӣ аз майхона хост,
Чун кунад тафсир, он оят на дар «Кашшоф» буд?!

* * *

Ёр рафту хайрбоде ҳам накард,
З-ин фаромӯшгашта ёде ҳам накард.
Бар муроди хеш рӯ дар раҳ ниҳод,
Рӯ ба сӯи номуроде ҳам накард.
Бандае будам ба кӯяш хоназод,
Фикри ҳоли хоназоде ҳам накард.
Дар қафои ӯ давидам ҳамчу ашк,
Марҳаматро истоде ҳам накард.
В-аз паси рафтан мани ғамдидаро
Шод чӣ б-вад, нимшоде ҳам накард.
Номае бар боли мурғе ҳам набаст,
Пурсише ҳамроҳи боде ҳам накард.
Ҷомӣ аз бедоди он ҷону ҷаҳон,
Дод ҷон сад бору доде ҳам накард.

* * *

Шуд дилам девона, вақт омад, ки тадбираш кунанд,
З-он сари зулфи мусалсал фикри занҷираш кунанд.
Шоҳиди ҳолӣ зи сурат кай тавонад дил рабуд,
То на бар шакли нигоре чун ту тасвираш кунанд.
Қай бувад рӯи нуҳуфтан қиссаи шавқи туро,
Баски бар рух мардумони дида таҳрираш кунанд.
Он кӣ бошад чун ту тираш раҳмате бар куштагон,
Ошиқон кай марҳамат бар куштаи тираш кунанд?
Ҷони ошиқ аз маломат қӯт гирад, бок нест,
Гар ба ҷурми ишқ гирад шаҳр, ташҳираш кунанд.
Сурати олам бувад хобе парешон, лек нест
Ҷуз мусалсал зулфи ту рӯзе, ки таъбираш кунанд.
Чист пайдо дар рухат, Ҷомӣ кунад таҳқиқи он,
Гар-на аз тақлидиён тарсад, ки такфираш кунанд.

* * *

Чунин ки ҳусни ту арзи ҷамоли ғайб кунад,
Хирад ба даъвии ишқи туам чӣ айб кунад.
Агар на парда кушояд ба ханда лаъли лабат,
Қиро маҷол, ки идроки сирри ғайб кунад?
Ба ҷайби чок аз он покдил сазад чу Калим,
Ки нури ғайб тулӯъаш зи чоки ҷайб кунад.
Саводи фақри Билол аст зулф бар рухи ту,
Ки пардадории нури дили Суҳайб кунад.
Тӯи саҳифаи лорайб, дар шамоили ту
Ба ҷуз муъонидн дур аз яқин кӣ райб кунад?
Диҳад самар шаҷари мӯсавӣ таҷаллии дӯст,
Чу васли он шаҷар аз шӯъбаи Шуъайб кунад.
Шаби шабоб талаф шуд ба хоби хуш, Ҷомӣ,
Қасе талофии он чун ба субҳи шайб кунад.

* * *

Дам ба дам дида, ки хун мерезад,
Дили хунгашта бурун мерезад.
Дил яке қатраи хун дида аз ӯ,
Сели хун ин ҳама чун мерезад?
Дар танам мефиканад зилзила ҳаҷр,
Аз дилам сабру сукун мерезад.
Донаи холи ту дар обу гилам
Тухми савдову ҷунун мерезад.
Хунам аз дида гаҳи побӯсат
Чун май аз ҷоми нагун мерезад.
Лабат аз фитна ғуборам бар ҷон
Аз хати ғолиягун мерезад.
Бе лаби лаъли ту Ҷомӣ маи ноб
Мехӯрад в-аз мижа хун мерезад.

* * *

Зи сидра тӯбӣ агар омадан сӯи ту тавонад,
Ба пойбӯсии сарви ту хешро бирасонад.
Чунон зи чашми ту бемор шуд, ки аз нами шабнам
Шукуфа бар лаби наргис ба пунба об чаконад.
Ниҳоли сарви равон гар расад ба чашмаи чашмам,
Ба ёди қадди туаш бар канори хеш нишонад.
Зи меҳру маҳ сипар ба ту чӣ суд фалакро,
Чу тири оҳи дили ман зи ҳарду мегузаронад?!
Ғаме, ки додаиям, онро насиби ғайр магардон,
Ки аз карим нашояд, ки дода бозситонад.
Ба софу дурд чӣ лоиқ бахилӣ аҳли карамро,
Хуш он, ки ҳам бихӯрад, ҳар чӣ ёфт, ҳам бихӯронад.
Миёни оташу об аз ғами ту дилшуда Ҷомӣ
Зи сина шӯъла фурӯзад, зи дида ашк фишонад.

* * *

Ёрам ба хонае, ки шаби тор дарравад,
Хуршеду маҳаш аз дару девор дарравад.
Шаҳре даруни хона харидори ӯ ба ҷон,
Ҳар дам чӣ ҳоҷаташ, ки ба бозор дарравад?!
Ошиқ ба хулд дарнаравад ҳури ин талаб,
Гар дарравад, ба рағбати дидор дарравад.
Бикшой тори мӯй, ки гурезад ба нофа мушк,
Нофа ба нофи оҳуи тотор дарравад.
Сӯфӣ зи шавқи ту ба чаман баски бигзарад,
Чун гул мураққааш ба сари хор дарравад.
Муштоқи гул ба бӯи ту бинад чу баста дар,
Аз роҳи ҷӯ чу об ба гулзор дарравад.
Сӯзан паи либоси сагат гар занад касе,
Лоғар танам чу ришта ба сӯфор дарравад.
Оҳиста каш камон, ки мабодо гузар кунад.
Тири ту, чун ба синаи афгор дарравад.
Ҷомӣ ба даври лаъли ту ҳар дам зи савмаа
Ояд бурун, ба хонаи хаммор дарравад.

* * *

Андешаи ҷамоли ту ҳайронӣ оварад,
Савдои турраи ту парешонӣ оварад.
Моро чӣ кор бо сару сомон, ки ишқи ту
Дар кори ақл бесарусомонӣ оварад.
Гуфтӣ, ки тарки ишқ куну роҳи ақл гир,
Коре чаро кунам, ки пушаймонӣ оварад?!
Шабҳо ба боғ бе гули рӯи ту нолаам
Мурғони хуфтаро ба саҳархонӣ оварад.
Дур аз ту хонаи гилу обам зи сели ашк
Наздик шуд, ки рӯй ба вайронӣ оварад.
Бо ҷони барлабомада овози теғи ту
Овозаи халос ба зиндонӣ оварад.
Ҷомӣ бубанд дида, ки он тоқи абрӯвон
Сад рахна дар бинои мусулмонӣ оварад.

* * *

Зулфи ту моҳро ба сияҳпӯшӣ оварад,
Шаброву рӯзро ба ҳамоғӯшӣ оварад.
Лаълат ба хатти сабз чу соқӣ шавад ба базм,
Хизру Масеҳро ба қадаҳнӯшӣ оварад.
Бехуд шудам зи лаъли ту, оре ҳамин бувад,
Хосияти шароб, ки беҳушӣ оварад.
Чун дар қабо хиром кунӣ, шавқи хидматат
Арбоби хирқаро ба қабопӯшӣ оварад.
Аз ёди туст зиндагиям, май намехӯрам,
Мастӣ мабодам аз ту фаромӯшӣ оварад.
Ҳар ҷо расӣ чу шоҳ, рақибат ба пеши роҳ
Бар ошиқон сиёсати човушӣ оварад.
Бар тӯтиёни ҳинд бубандад забони нутқ,
Ҷомӣ чу рӯ ба сеҳр суханкӯшӣ оварад.

* * *

На дар кӯҳ ин садо аз нолаи Фарҳод мехезад,
Зи сангу оҳан аз дарди дилаш фарьёд мехезад.
Хаёли оразу болои ту то бастаам бо худ,
Зи боғи хотирам гул медамад, шамшод мехезад.
Ба гулгашти чаман чун менишинӣ бар сари сабза,
Ба таъзими қадат сарв аз замин озод мехезад.
Зи ту нолам на з-он ғамза, чу хунам бегунаҳ резад,
Ҳалоки сайд не аз ханҷар, аз сайёд мехезад.
Маҷӯ афсонаи дард аз диле, к-аз ғам нашуд рахна,
Нафири чуғд кай аз хонаи ободмехезад?!
Чу меояд зи теғат бар асире захми бераҳмӣ,
Зи ҷони ҳар асир овози раҳматбод мехезад.
Ғазалро аз ғами ишқи бутон деҳ чошнӣ, Ҷомӣ,
Суруди дарднок аз синаи ношод мехезад.

* * *

Он кӣ худрӯ лолааш доғи ниҳонам тоза кард,
Сабзаи тар, к-аз лабаш бархост, ҷонам тоза кард.
Гар набарад хайчакон рухсори ӯ борони лутф,
Равзаи уммеди худро кай тавонам тоза кард?
Бо сагонаш дӯсте шарҳи вафои ман бигуфт,
Дар сафи соҳибвафоён достонам тоза кард.
Аз тафи дил буд хушк андар даҳони ман забон,
Ҳамчу савсан васфи рухсораш забонам тоза кард.
Дӯш дидам шоҳи тӯбиро ба боғи сидра хоб,
Орзуи қадди он сарви равонам тоза кард.
Ҳусни ӯ дар мансаби ишқам нишоне дода буд,
Аз хати мушкинъузори ӯ нишонам тоза кард.
Шеъри меҳранғези Ҷомиро муғаннӣ дод соз,
Меҳри моҳи рӯи он номеҳрубонам тоза кард.

* * *

Хатат, к-аз тарфи насрин сар баровард,
Ба торочи дилу дин сар баровард.
Лабат омад нигини хотами Ҷам,
Қ-аз он ҷо мӯри мушкин сар баровард.
Дилам, к-овора шуд з-он оразу зулф
Ба Рум афтоду аз Чин сар баровард.
Ба фикри ғамзаат дар хоб дидам,
Қи пайконам зи болин сар баровард.
Чу шуд Фарҳод хок, аз турбати ӯ,
Гиёҳи меҳри Ширин сар баровард.
Чу сар дар хирқазоҳид васфи ҳуснат
Шунид, аз ман ба таҳсин сар баровард.
Ба далқи факр Ҷомӣ пой печид,
Зи ҷайби иззу тамкин сар баровард.

* * *

Ҳар шаб ба ту маҳ рӯй ба ҳамхонагӣ орад,
Бар шамъи ту парвонае парвонагӣ орад.
Сӯям зи фалак, чун зи фалак номи ту пурсам,
Хуршеди заминиву маҳи хонагӣ орад.
Бошад сари мардон ба раҳат хок, хуш он кас,
К-ӯ раҳ ба дарат аз сари мардонагӣ орад.
Дасти ману паймона, аз он пеш, ки гардун
Бар обу гилам сурати паймонагӣ орад.
Оби сухан аз гавҳари дандони ту ҷӯям,
То аз садафи рӯй ба дурдонагӣ орад.
Аз сабру хирад кай шавадам кор ба сомон?
К-аз ҳар ду маро ишқи ту бегонагӣ орад.
Ҷомӣ, макун андешаи хубони парирӯй,
К-ин васваса охир ҳама девонагӣ орад!

* * *

Дил бо ғамат ошноиям дод,
В-аз сабру хирад ҷудоиям дод.
Шаб мемурдам, хаёлат омад
В-аз чанги аҷал раҳоиям дод.
Тобад зи дарунам офтобе,
То доғи ту рӯшоиям дод.
Боди сари зулфат аз раги ҷон
Таълими гираҳкушоиям дод.
Қард ойинаи рухат таҷҷалӣ,
Оинаи худнамоиям дод.
Бадномии ишқи ту халосӣ
Аз тӯҳмати порсоиям дод.
Дарюзаи кӯи ту фароғат
Аз ҳашмати подшоҳиям дод.
Санге, ки задӣ паи шикастам,
Хосияти мӯмиёиям дод.
Шавқи ту, ғизол, Ҷомиосо
Оҳанги ғазалсароиям дод.

* * *

Ёри мо азми сафар карду худо ёраш бод,
В-аз хатарҳои сафар ҷумла нигаҳдораш бод!
Гар бибандад ба сафар бору агар бикшояд,
Дар ҳама давлати тавфиқ мададгораш бод!
Қимати сӯҳбати ӯ нақди ду олам карданд,
Ҷони покон ба ҳамин нарх харидораш бод!
Ҳеҷ завқе ба гирифтории ишқаш нарасад,
Ҳар куҷо ҷону диле ҳаст, гирифтораш бод!
Гавҳари баҳри сафо нест ҷуз асрори ғамаш,
Синаи мо садафи гавҳари асрораш бод.
Ҳуснаш он ҷо, ки ниҳад ишвагариро бозор,
З-оташи сӯхтагон гармии бозораш бод.
Гуфт сад шеъри хуш аз ваҳшати ҳиҷрон Ҷомӣ,
Мӯниси ваҳшатиён дафтари ашъораш бод.

* * *

Боз аз ин роҳ садои ҷарасе меояд,
Гӯӣ аз манзили маъшуқ касе меояд.
Дами субҳ аз нафаси боди сабо мушкин шуд.
Ҳамдаме мерасаду ҳамнафасе меояд.
Чашми бад дур зи шохи шаҷари водии Тӯр,
Шӯълаи нур ба сарвақти хасе меояд.
Тӯтӣ аз рашк чаро ҷон надиҳад, к-аз лаби дӯст
Шаккари ком насиби магасе меояд?
Пояи ишқ баланд аст, ҳамин бас, ки аз ӯ
Дар дил уммедеву дар сар ҳавасе меояд.
Ёр гуфт: Аз сари ихлос бар ин дар ба замин
Сарзанон Ҷомии дармонда басе меояд.
Гуфтамаш:—Ҳаст ба фарьёд зи дасти дили хеш,
По зи сар карда ба фарьёдрасе меояд.

* * *

Не рухи он маҳ чунонам бедилу дин мекунад,
Ҳар чӣ бо ман мекунад, он зулфи мушкин мекунад.
Гӯ: — Чу ман дасти тамаъ з-оини диндорӣ бишӯй,
Ишқбозӣ бо чунон бут ҳар кӣ оин мекунад!
Меҳрварзӣ чашм чун дорад камони шӯхчашм,
Ғамзаро бо меҳрварзон ханҷари кин мекунад.
Таъни мискини мазан бар ман, ки истилои ишқ,
Мардро, гар шоҳи офоқ аст, мискин мекунад.
Мехиромад он сиҳӣ сарву зи ҳар сӯ бедиле
Хоки пояш сурмаи чашми ҷаҳонбин мекунад.
Аз худо чун марги худ хоҳам, ҳамегӯяд баланд,
Қ-ин дуо кам кун, вале оҳиста омин мекунад.
Сӯи Ҷомӣ дор гӯши ҳуш, к-аз лаҳни сарир
Нӯги килкаш нуктаҳои ишқ талқин мекунад.

* * *

Омад аз мулки ишқ лашкари дард,
Мард бояд кунун, ки гирад мард.
Тундбоде зи кӯи ишқ вазид,
Ки баромад зи хоксорон гард.
Фориғанд аз ҷафои ёр ағёр,
Ёри мо ҳар чӣ кард, бо мо кард.
Ҳар кас аз хумми ишқ ранге ёфт,
Ошиқу ашки сурху чеҳраи зард.
Нафаси ошиқон ҷаҳонсӯз аст,
Қори афсурдагон бувад дами сард.
Қост ҷонам паи физоиши дӯст,
Чашм бигдохт, ҳар кӣ ҷон парвард.
Ҷомӣ, аз ғайри дӯст фард нишин,
Дӯст фард асту дӯст дорад фард!

* * *

Сабза аз тарфи чаман мехезад,
Хатат аз барги суман мехезад.
*Лола бо доғи ту хуфтаст ба хок,*
З-он ба хун ғарқакафан мехезад.
Гар сабуксар нанихад тан ба раҳат,
Ҷон равон аз сари тан мехезад.
Мешавад соиқаи хирмани сабр
Шараре, к-аз дили ман мехезад.
Ё раб, ин накҳати мушкин зи Сабо
Ё зи саҳрои Хутан мехезад?
На, ки бӯи нафаси ҷонон аст,
Ки зи атрофи Яман мехезад.
Гуфтамаш:—Ҷомиву васфи суханат?
Аз сухан, гуфт, сухан мехезад.

* * *

Ту тангчашмии он шӯх бин, чу ноз кунад,
Ки чашм сӯи муҳиббон ба сарфа боз кунад.
Чу илтимоси нигоҳе кунам, бипӯшад чашм,
Чу он бахил, ки дар бари гадо фароз кунад.
Кунад зи зуд шудан рӯзи васлро кӯтаҳ
Шаби фироқ зи дер омадан дароз кунад.
Марав ба савмаа, гӯ, рӯи худ кушода мабод,
Ки рӯи аҳли ҳақиқат сӯи маҷоз кунад.
Чӣ суд рӯй ба меҳроб карданам, чу маро
Хаёли абрӯи ӯ рахна дар намоз кунад.
Ба ҳар касе шавад омехта чу ширу шакар,
Ба сони оташу об аз ман эҳтироз кунад.
Махоҳ чора зи кас, Ҷомиё, ки кор он аст,
Ки бемиёнчии ағёр кор соз кунад.

* * *

Он сиҳисарв чу гулгашти лаби ҷӯ мекард,
Булбул аз шохи суман васфи рухи ӯ мекард.
Субҳдам бод дам аз ҳалқаи зулфаш мезад,
Боғро ноф пур аз нофаи оҳу мекард.
Аз пиҳ он рӯз бичарбид турунҷи зақанаш,
Ки ба бозича зи норинҷ тарозу мекард.
Одам он рӯз, ки масҷуди малоик шуда буд,
Бо худ андешаи он гӯшаи абрӯ мекард.
Эй хуш он шаб, ки манаш даст камар мекардам,
Тавқи иқболи ман ӯ аз хами бозу мекард.
Нақши ҳар орзу аз лавҳи замирам мешуст,
Дар таманнои худам якдилу якрӯ мекард.
Гарчӣ Ҷомӣ сухан аз рӯҳи қудус талқин дошт,
Дӯш дарюза аз он лаъли сухангӯ мекард.

* * *

Номи лабат чун ба забон меояд,
Оби ҳаётам ба даҳон меояд.
Ҳар нафасе пеши лаби ҷонбахшат
Хизр ба дарюзаи ҷон меояд.
Рахши ҷафо бар сари мо мероню,
Фитна раҳо карда инон меояд.
Чеҳра чу гул гирди чаман мегардӣ,
Булбули мискин ба фиғон меояд.
Бе гули ту ҷилваи савсан бар ман
Сахтар аз захми синон меояд.
Кӯҳи бало шуд ғами ишқат, лекин
Бар дили ошиқ на гарон меояд.
Дар сифати лаъли лабат Ҷомиро
Бин, чӣ рангин суханон меояд.

* * *

Нолаи дарднок меояд,
З-ин дили чок-чок меояд.
Чун нанолад, ки ҳар дам аз ту бар ӯ
Захмҳои ҳалок меояд?!
Меникҳӣ по ба хоку бӯи хушат
То қиёмат зи хок меояд.
Аз тани ҳар шаҳид дар роҳат
Бонги рӯҳалфидок меояд.
Мурғи дил дар шиканҷаи зулфат
Дам ба дам дар тапок меояд.
Ба ҳарими дари ту дузди хаёл
Шаб ба сад тарсу бок меояд.
Ёр пок аст, Ҷомиву суханат
Аз сари ишқи пок меояд.

* * *

Вақти гул хуш он кӣ ҷо бар тарфи гулшан мекунад,
Дидаро з-оби равону сабза равшан мекунад.
Хонаи дилро, ки аз дуди зимистон тира буд,
Дар ҳарими бӯстон аз дида равзан мекунад.
Ҳамчу наргис мениҳад бар каф ба ишрат ҷоми май,
Пои сарву сояи гулбун нишеман мекунад.
Менишонад гулрухе ё лоларӯе пеши хеш,
Гирдаш аз гул тӯдаву аз лола хирман мекунад.
Бо сипоҳи меҳнату ғам бар сари ҷанг аст боғ,
З-он зиреҳ аз сабзаву ханҷар зи савсан мекунад.
Мениҳад аз анбари тар лола бар оташ бухур
В-аз бухураш гул абири ҷайбу доман мекунад.
Гар сурохӣ рехт хуни тавбаи Ҷомӣ чӣ бок?!
Ҳар замон хуни дигар з-ин сон ба гардан мекунад!

* * *

Шаҳиди доғи ту фардо зи гил чу лола бароянд,
Зи шавқи бодаи лаълат ба каф пиёла бароянд.
Чу зикри лаззати теғат расад ба хоки шаҳидон,
Фиғон зи ҷони шаҳиди ҳазорсола бароянд.
Қалам ба васфи бутон гар дусад рисола нависад,
Нахуст номи ту аз садри ҳар рисола бароянд.
Расонд номаи ту пайк, лек кори гадоён
Куҷо зи хони наволат ба як навола бароянд?
Чу коми дил зи ту хоҳам, ҳавола бо лаби худ кун,
Ки коми ошиқи бедил аз ин ҳавола бароянд.
Чу бед бар сари ту ларзам, эй ниҳоли ҷавонӣ,
Чу з-оҳи сард сиришкам ба шакли жола бароянд.
Зи доғи ҳаҷри ту нолон чу Ҷомӣ ашк фишонад,
Зи хок лола бирӯяд, зи лола нола бароянд.

* * *

Шаб кучо рафтӣ, ки дур аз рӯи ту хобам набурд?
Баски кардам гирья, ҳайронам, ки чун обам набурд?
Чун ғарибон шаб наяфтодам ба кунҷи масҷиде,
Қ-орзуи абрӯят то тоқи меҳробам набурд.
Ишқи ту омад чунон ширин, ки ҳаргиз завқи он
Аз дилу ҷон талхгӯиҳои аҳбобам набурд.
Аз раҳи ишқат намондам боз ҳаргиз, аз қафо
Дар раги ҷон зулфи ту афганда қуллобам набурд
Дар шаби зулфат нагаштам гум, ки моҳи оразат
Пеш-пеши раҳ чароғ аз нури маҳтобам набурд.
Ҷустуҷӯи гавҳари васли ту кардам умрҳо,
Аз ҷаҳон рахти бақо ҷуз дарди ноёбам набурд.
Ҷомиям ман, то бидидам ҷоми майгуни лабат,
Сӯи майхона ба ҷуз майли маи нобам набурд.

***

Чӣ ҷавр монд, ки бар мо маҳи сиём накард
Қадом айш, ки бар ошиқон ҳаром накард?!
Кадом сабзаи уммедро, ки хушк насохт,
Кадом меваи мақсудро, ки хом накард?!
Рамид ноқаи роми тараб, намедонам,
Зи тори чанг чаро мутрибаш зимом накард?
Муқаллиданд ҳама хосу ом, ориф нест
Ҷуз он кӣ кор ба тақлиди хосу ом накард.
Сиём[1] чист? Зи ҷоми висол маҳрумӣ!
Хушо касе, ки дар ин моҳ тарки ҷом накард.
Ба чошт рӯзаи худро ба бода кард ифтор,
Ҳаволааш чу сафеҳон ба вақти шом накард.
Зи зиракон нарасад эътироз бар Ҷомӣ,
Ба муқтазои чунин сум(м)[2] агар қиём накард.

---

[1] *Сиём* — рӯза; моҳи рамазон
[2] *Сум(м)* — кар; хомӯш бош; муқобалат накун

***

Зи доғи ҳаҷри ту сӯзам, зи гашти боғ чӣ суд?
Зи туст шаб шуда рӯзам, зи [illegible]ароғ чӣ суд?
Ба боғ чун ту набошӣ, маро зи лолаву гул
Ба ғайри хор чӣ ҳосил, бурун зи доғ чӣ суд?!
Ҷамоли оразу хатти хушат на пеши назар,
Назораи гулу сабза ба боғу роғ чӣ суд?
Сабо зи ҳалқаи зулфат нагашта нофакушой,
Зи нофи оҳуи Чин мушк дар димоғ чӣ суд?
Зи дил, ки бурд даҳонат, нишон намепурсам,
Ниҳоди гумшударӯ дар адам суроғ чӣ суд?
Чу ҳаст хилвати сӯфӣ тиҳӣ зи шоҳиду май,
Зи шуғли аҳли ҷаҳон гӯшаи фароғ чӣ суд?
Навои ишқ зи Ҷомӣ на аз ҳасуд шунав,
Чу нест нағмаи булбул, нафири зоғ чӣ суд?

* * *

Гарчи андозад ба шохи сидра уммедам каманд,
Дасткӯтоҳам зи тори зулфи он сарви баланд.
То чаро он лаб ба ҳалвои шакар олуда шуд,
Сар ба санг аз кулли хушкӣ мезанад ҳар лаҳза қанд.
Гавҳар омад лаъли он лаб, кони он ҷонҳои мо
Бар чунон гавҳар нашуд фирӯз, ҳар кас кон наканд.
То фитодам дур аз он маҳ, бар бисоти шавқи ӯ
Пой мекӯбам хурӯшон ҳамчу бар оташ сипанд.
Носеҳо, пандам мадеҳ, к-аз бода боз о, з-он ки кард
Банд бар гӯшам садои савти мутриб роҳи панд.
То сагони кӯи ӯ рӯзе ба ман паҳлӯ ниҳанд,
Зери девораш чу соя хешро хоҳам фиканд.
Ошиқи он гулрухӣ, Ҷомӣ, чӣ гирӣ гул ба даст,
Хирқаи хунин бар ангушти дурусти худ мабанд!

* * *

Гаҳе, ки бар сари зулфат шамол мегузарад,
Аз ӯ бипурс, ки бар мо чӣ ҳол мегузарад.
Зи рӯзи ҳаҷри ту рози ҷуз ин намегӯям,
Ки рӯз ҳамчу маҳу маҳ чу сол мегузарад.
Ба маҷлисе, ки туӣ бениқоб, маҳ зи саҳоб
Ниқоб карда ба сад инфиол[1] мегузарад.
Чу берақиб ҳамебинамат, аз он лаби лаъл
Гадоии аҷабам дар хаёл мегузарад.
Тааттушам[2] ба ту наншаст, агарчи ханҷари ту
Ба ҳалқи ташна чу оби зулол мегузарад.
Дилам ба ёди лабат аз хаёли лаъл гузашт,
Қасе, ки ёфт гуҳар, аз сафол мегузарад.
Намерасад ба дили аҳли табъ ҷуз Ҷомӣ,
Чу зикри тӯтии ширинмақол мегузарад.

---

1 *Инфиол* — хиҷолат кашидан; шармандагӣ, ҳаё кардан.
2 *Тааттуш* — ташнагӣ, ташнашавӣ

* * *

Гарчи аз дил дида рахти худ ба мавҷи хун барад,
Бо хаёли тоқи абрӯят ба пул берун барад.
Ҳар кӣ чун рӯҳулқудус дар вай дамад, лаълат даме
Аз сабукрӯҳӣ чу Исо рахт бар гардун барад.
Лаъли ҷонбахшат навишт аз хат фусуни дилбарӣ,
Ҳеҷ кас дил, балки ҷон мушкил аз ин афсун барад.
Вақти сӯфӣ хуш, ки созад раҳни пири майфурӯш,
Хирқаи садпора чун гулбодаи гулгун барад.
Нест ҳамдарде, ки донад меҳнати маҳрумиям,
Қист, к-ин қисса сӯи Фарҳод ё Маҷнун барад?
Дам ба дам борам зи кори ишқат афзояд, бале,
Ҳар кӣ ранҷ афзун кашад дар кор, музд афзун барад.
Куштагони ғам зи лаъли ҷонфизоят ҷон баранд,
Ҷомии бедил, намедонам, к-аз ӯ ҷон чун барад?

* * *

Сари кӯят зи шӯри бехудон майхораро монад,
Хурӯши беқаророн наъраи мастонаро монад.
Ту шамъи маҷлиси унсӣ, ки чун рӯҳулқудус мурғе
Зи ҳар сӯ гирди ту гардон шуда парвонаро монад.
На з-озори рақибат ошно эмин, на бегона,
Аҷаб хосияте дорад, саги девонаро монад.
Қадат нахлест, з-ӯ овехта ҳамчун рутаб дилҳо,
Ба ҳар як аз ту пайконе нишаста донаро монад.
Куҳан афсонае гӯянд халқ аз Лайливу Маҷнун,
Кунун ҳоли ману ту рост он афсонаро монад.
Хушо бо ҳиндуи зулфат фикандан панҷа дар панҷа,
Дар ин савдо дилам сад шохи гашта шонаро монад.
Зи бас к-аз меҳри ҳар кас дар ғамат бардошт дил Ҷомӣ,
Миёни ошноён чун фитад, бегонаро монад.

* * *

Соқиё, аҳди гул аз абри баҳорон тоза шуд,
Боғу роғ аз сабзаву сабза зи борон тоза шуд.
Лола омад дар чаман чун соғару наргис ба боғ,
Сӯи соғар орзуи майгусорон тоза шуд.
Майпарастон з-оташи гул базм меафрӯхтанд,
Доғҳои ҳасрати парҳезгорон тоза шуд.
Андалебон дар ҳавои гул наво бардоштанд,
Ишқбозонро ҳавои гулъузорон тоза шуд.
Сабза сар барзад зи хоку меҳри хатти гулрухон
Ҳамчу сабза дар даруни хоксорон тоза шуд.
Лола шамъ афрӯхт, наргис ҷоми май бар каф ниҳод,
Дар сабуҳӣ рағбати шабзиндадорон тоза шуд.
Ҷомӣ аз нав як гул овард, аз баҳори табъи хеш,
Завқи гуфтугӯи он гул бар ҳазорон тоза шуд.

* * *

Парирухо, чу хаёлат фусунгарӣ гирад,
Аз он фусун мани девонаро парӣ гирад.
Зи доми ишқи ту мушкил касе тавонад ҷаст,
Чу гирди ёсуманат сунбули таре гирад.
Зи шаҳри сабр дилам хайма зад бурун, ин аст
Сазои он ки чу ман ёри лашкарӣ гирад.
Қадам зи дида кунам дар раҳат на фарқ чаро
Сулуки роҳи туро марди сарсарӣ гирад?
Ба лутф кӯш, ки монад зи мансаби шоҳӣ
Чу шаҳ нақоидаи бандапарварӣ гирад.
Амомаву фашу риш аст мояи ташвиш,
Хуш он ҳариф, ки дини қаландарӣ гирад.
Ҳумои табъи ту Ҷомӣ, баландпарвоз аст,
Сазад, ки кунгури кохи суханварӣ гирад!

* * *

Агар на соғари лаълат ба ком хоҳад шуд,
Зи дида хӯрдани хунам мудом хоҳад шуд.
Чунин ки лоғару зард аст з-абрӯят маҳи нав,
Чу як-ду ҳафта барояд, тамом хоҳад шуд.
Сутуни тири худ аз хонаи дилам чу кашӣ,
Хаёли қадди ту қоиммақом хоҳад шуд.
Чу доя бар лабат ангушт зад, башорат дод,
Ки хушиборату ширинкалом хоҳад шуд.
Ҳаменамуд зи қаддат ҳанӯз нозада гом,
Ки ҳамчу кабки дарӣ хушхиром хоҳад шуд.
Ғизолвор рамидӣ зи ман, намедонам,
Ки табъи саркаши ту бо кӣ ром хоҳад шуд?
Вуҷуди хокии Ҷомӣ зи шавқи маҷлиси ту,
Пас аз вафот сурохиву ҷом хоҳад шуд.

* * *

Сабо ҳамдами бӯи ҷонон расид,
Ба дилхастагон аз дамаш ҷон расид.
Баширӣ башорат деҳ аз маҳи Миср,
Ба сарвақти маҳҷури Қанъон расид.
Ба мӯре шуда поймоли ҷафо,
Вафономае аз Сулаймон расид.
Зи булбулнавоёни гулзори унс
Сафире ба мурғи хушилҳон расид.
Зи хуршеди тобон зи ақсои Шарқ
Фурӯғе ба хоки Хуросон расид.
Ба номи гадое мисоли карам
Мувашшаҳ ба тавқеъи султон расид.
Умаршайх шоҳе, ки бо баҳру кон
Зи дасту дилаш файзи эҳсон расид.
Дуо гӯй, Ҷомӣ, ба ҷои мадеҳ,
Ба ғаври мадеҳаш чу натвон расид.
Расонаш, худоё, ба ҳар давлате,
Ки хоҳад ба шоҳони даврон расид.

* * *

Зи шавқат сӯхтам, ҳар кас ба кӯят хонае созад,
Чӣ хуш бошад, ки аз хокистари ман тарҳаш андозад.
Агар дар кулбаам ҳамсоя рӯ орад паи оташ,
Чунон сӯзад зи оҳи ман, ки бо оташ напардозад.
Танам вайронаи дард асту мурғи дил дар ӯ чуғзе,
Ки ҳар дам ҷустуҷӯи ганҷи васлат аз сар оғозад.
Ҳаменозам ба ишқи ту, ки шӯхе чун ту кам дидам,
Ки қадри ҳусни худ донад, ба қадри ҳусни худ нозад.
Ба ҳар маҷлис, ки бар ёди рухат аз дил барорам дам,
Ҳама парвонаҳоро пар бисӯзад, шамъ бигдозад.
Набинам бар бисоти хубият ҳамто, хуш он ошиқ,
Ки шатранҷи муҳаббат бо рухи хуби ту мебозад!
Чу файзи баҳри табъи шоҳ бахшад гавҳари маънӣ,
Сазад, гар хомаи Ҷомӣ ба он гавҳар сар афрозад!

* * *

Савори ман, ки ғубори раҳаш ба моҳ расид,
Нишаста гард ба рух, чоштгаҳ зи роҳ расид.
Чу маҳ ба мавкаби сайёра буд шабгираш,
Вале ҷарида чу хуршеди чоштгоҳ расид.
Паноҳ сохта хуршедро ба мушкин чатр,
Ба фарқи роҳнишинони бепаноҳ расид.
Зи кӯси шоҳиву бонги сипоҳияш бархост
Хурӯшу валвала аз шаҳру кӯ, ки шоҳ расид.
Сарам зи торами иззат ба хоки пош фитод,
Зи остони мазаллат ба садри ҷоҳ расид.
Накарда даъвии ишқаш ҳанӯз сина ба оҳ,
Зи ашки сурхи ман аз ҳар мижа гувоҳ расид.
Чи наъраҳо, ки баромад зи сӯфиён аз завқ,
Чу назми дилкаши Ҷомӣ ба хонақоҳ расид!

* * *

З-оташи тaб маҳи рухсори ту дар тоб мабод,
В-аз арақ лолаи сероби ту беоб мабод!
Субҳгоҳон зи садое, ки таб орад ба сарат,
Наргиси чашми ҷаҳонбини ту бехоб мабод.
Тоби табхола набошад лаби ширини туро,
Доғи ҷонсӯзи ту ҷуз бар дили аҳбоб мабод.
Айшсозон чу саҳар ҷоми сабӯҳӣ гиранд,
Соғари айши ту холӣ зи маи ноб мабод.
Ғамза бас қотили онон, ки фидои ту шаванд,
Бар сари куштаи ту миннати қассоб мабод!
Гавҳари васли ту дар дурҷи фалак ноёб аст.
Сифларо даст бар ин гавҳари ноёб мабод!
Чун дуои ту кунад дафъи балоро Ҷомӣ,
Ғайри абрӯи туаш қиблаи меҳроб мабод!

* * *

Дилам бе ҷамоли ту нуре надорад,
Ҷудо аз висолат суруре надорад.
Бубин лоларо бо ҳама бод дар сар,
Ки пеши ту чандон ғуруре надорад.
Ба май з-он диҳам нақди ҳастӣ, ки ҳар кас
Нашуд ғоиб аз худ, ҳузуре надорад.
Таҷаллиталаб Мӯсии туст ҷонам,
Ки ҷуз кӯҳи андӯҳ Тӯре надорад.
Ба талхӣ ба сар мебарад умри ширин,
Зи ширин лабат ҳар кӣ шӯре надорад.
Зи рашки ту бӯстон чунон мотамӣ шуд,
Ки ғул гарчи сурист, суре надорад!
Зи худ нол, Ҷомӣ, на аз хубрӯён,
Касе бар ту дар ишқ зӯрӣ надорад.

* * *

Қаям пайкони ту аз дил барояд,
Магар чун ғунчаам аз гил барояд!
Марез, эй дида, сели хун ба Ҷайҳун,
Мабодо мавҷ бар соҳил барояд.
Диҳад ёди ман аз маҳмилнишинит,
Чу маҳ з-ин нилгун маҳмил барояд.
Сиришкам бар дарат афтода з-он аст,
Қ-аз он ҷо ҳоҷати сойил барояд.
Шабе бигзар хиромон бар харобот,
Ки сад ғавғо зи ҳар маҳфил барояд.
Гар афтад акси рӯят бар моҳи нав,
Чу моҳи чордаҳ комил барояд.
Магӯ, Ҷомӣ, бидор аз доманам даст,
Ки аз дасти ман ин мушкил барояд.

* * *

Ба ман дорад дилат ҷанге, ки дорад,
Бизан, гӯ, дар бағал санге, ки дорад.
Нанӯшад май ҷуз аз хуни дили ман,
Зи ман дорад лабат ранге, ки дорад.
Садои нола аст аз раг-раги ман,
Муғаннӣ нағмаи чанге, ки дорад.
Ҷило надҳад ба ҷуз хокистари ман,
Зи хунам теғи ту занге, ки дорад.
Набошад ҷуз ба завқи он даҳон хуш,
Шакар дар гӯшаи танге, ки дорад.
Ба номи ман маҳон ҳаргиз сағатро,
Қ-аз ин дорад сағат нанге, ки дорад.
Ба савдои саводи назми Ҷомист,
Сарири килкам оҳанге, ки дорад.

* * *

Боз гул асбоби маъшуқӣ ба бӯстон соз кард,
Булбули бедил навои ошиқӣ оғоз кард.
Хуш баромад фоли барги базми ишрат сохтан,
Чун сабо баҳри тафоъул дафтари гул боз кард.
Дар чаман ҳар ғунча розе дошт дар дил сар ба меҳр,
Лутфи боди субҳ моро воқифи он роз кард.
Пойкӯбон гашти гулшан кун, ки баҳри мақдамат
Сабза ҳар ҷой аз ҳарири сабз пойандоз кард.
Аз шукуфа бас, ки шуд шохи дарахт ороста,
Аҳли дилро дар ҳавояш мурғи ҷон парвоз кард.
Сабза барзад аз замин, сар гул намуд аз шох рӯй,
Баски булбул рафтагони боғро овоз кард.
Қард фарши шоҳидон дурроъаро дар пои гул
Зоҳиди худбин, ки айби ринди шоҳид боз кард.
Рӯҳи Ҳофизро сабо з-анфоси Ҷомӣ тӯҳфа бурд,
Аз Хуросон чун гузар бар хиттаи Шероз кард.
Он сухандон лутфи лафзу диққати маънӣ чу дид,
Офарин бар ҷавдати табъи суханпардоз кард.

* * *

Он турки каҷкулаҳ чу ҳавои шикор кард,
Дар як қабо ҳазор балоро савор кард.
Зад мурда сабзасон зи суми бодпош сар
Бар ҳар замин, ки роҳ чу боди баҳор кард.
Бибрид тан зи ҷон, ки шавад гард дар раҳаш,
Аз гарди роҳ чу ҷо ба миёни ғубор кард.
Кушта махон шикории ӯро, ки чун расид,
Тираш бидӯз, шодии он ҷон нисор кард.
Чашм аст захми ӯ ба тани сайду тир аз ӯ
Чун бигзаронд, сӯи худаш чашм чор кард.
З-ин сон к-аз ӯ чу лола барам доғҳо ба хок,
Хоҳад замона хоки маро лолазор кард.
Ҷомӣ, ки шуд хамида ба базми ғамаш чу чанг,
Аз риштаҳои ашк бар он чанг тор кард.

* * *

Гар зи ҳиҷрон чашми ман з-ингуна хунполо шавад,
Ҷои он дорад, ки гирди ман зи хун дарьё шавад.
Мавъиди[1] васл аст фардо, кош чархи тезгард
Тай кунад имрӯзро, то зудтар фардо шавад.
Гарчи тӯби дар улув(в)[2] аз сидра сар боло кашид,
Нест ҳадди ӯ, ки бо қадди ту ҳам боло шавад.
Шамъи рух бинмо, ки то товуси зарринболи хур
Дар тамошои ту чун парвона нопарво шавад.
Хуш даро дар ҷилваи хубӣ, ки товон бар ту нест,
Гар ҷаҳон пурфитна, ё офоқ пурғавғо шавад.
Баркро монӣ, ки чун пайдо шавад ногаҳ зи дур,
Чашми кас ногашта бар вай, гарм нопайдо шавад.
Тӯтии қудс аст, Ҷомӣ, аз лаби гавҳарфишон,
Ҷой деҳ дар шаккаристонаш, ки шаккархо шавад.

---

[1] *Мавъид* — ваъдагоҳ, меодгоҳ
[2] *Улув(в)* — баландӣ, бартарӣ

* * *

Рафтиву дил зи ҳаҷри ту бо сӯзу оҳ монд,
Дида дар интизори қудумат ба роҳ монд.
Рафтӣ кулаҳ ниҳода каҷ аз нозу дар раҳат,
Бар ҳар нишони по сари сад каҷкулоҳ монд.
Рафтиву бе ҷамоли ту вайронаи маро
Не рӯз тоби меҳру на шаб нури моҳ монд.
Аз меҳру маҳ чӣ равшанӣ онро, ки бе рухат
Дар пеши дида парда зи бахти сиёҳ монд.
Қаддат ниҳод бар сари тӯбӣ қадам зи қадр,
Сарви баланд пой ба фарқи гиёҳ монд.
Ҷуз пойбӯси сарви баландат ҳавас надошт
Ҳар тоҷвар, ки по ба сари тахти ҷоҳ монд.
Ҷомӣ чӣ ғам, ки монд зи кор инчунин, к-аз ӯ
Сад нақши дилпазир дар ин коргоҳ монд.

* * *

Хабари омадани ёр дилам хуррам кард,
Лек ноомаданаш ҳоли маро дарҳам кард.
Шодие нест, ки сад гуна ғамаш нест зи пай
Эй хуш он кас, ки дар ин ғамкада ҳу бо ғам кард!
Қай тавонам, ки зи буньёд канам хори ғамаш,
Беҳ аз ин сон ки дар обу ғили ман маҳкам кард.
Гар нагирьям мани дилдода на аз бедардист,
Гармии оташи дил чашми маро бенам кард.
Дар чаман сарви сиҳиро на тамоил зи сабост,
Пушти худ пеши қади ӯ ба тавозӯъ ҳам кард.
Шарҳ пеши кӣ кунам ин ду шикоят зи фалак,
Ки буридаш зи ману бо дигарон ҳамдам кард.
Нек рӯдест нами дидаи Ҷомӣ, ки ба он
Дод рахти худу падрӯди ҳама олам кард.

* * *

Саҳар чун абри найсон соябон бар киштзорон зад,
Ба ишрат соғари лола салои майгусорон зад.
Фалакро қасди озори бахуноғуштагон дидам,
Ба фарқи ғунча аз қавси қузаҳ[1] чун тирборон зад.
Мазан фаррош, гӯ, хайма ба бӯстон, вақти деҳқон хуш,
Ки чатри сабзфоми норван бар ҷуйборон зад.
Чӣ ҳоҷат соқии моро, ки гардонад ба маҷлис май,
Чу чашми масти ӯ роҳи хирад бар ҳушьёрон зад?!
Ба тоҷи фақр кай бошад сазо ҷуз фарқи он раҳрав,
Ки пушти пои ҳиммат бар сарири шаҳриёрон зад!
Қавидил шав, ки бар ҷоми булӯри софиошомон
Шикаст омад, чу паҳлӯ бо сафоли дурдхорон зад.
Калиди ҳар дар омад лутфи ёри мо, чӣ ҳол аст ин,
Ки қуфли ноумедӣ бар дари уммедворон зад?!
Чу булбул зад наво Ҷомӣ, вале булбул навои худ
Зи савдои гулу Ҷомӣ зи шавқи гулъузорон зад.
На шавқи гулъузорон, балки завқи хидмати шоҳе,
Ки лутфаш бӯса з-эҳсон бар лаби мидҳатгузорон зад.
Муғайси давлату миллат, Абулғозӣ, ки ҷуди ӯ
Ба гоҳи файзбахшӣ ханда бар абри баҳорон зад.
Бақои зоти ӯ бодо, ки хоҳад хомаи адлаш
Руқуми меҳр бар лавҳи ҷафои рӯзгорон зад.

---

1 *Қавси қузаҳ* — тиру камон; рангинкамон

* * *

Гар ҳамчу ӯд чо диҳадам ёр дар канор,
Аз дасти ӯ кунам бар ӯ нолаҳои зор.
Гӯям бад-ӯ, ки эй ба саранґушти марҳамат
Бигрифта набзи музтарибамро табибвор,
Дар изтироби набз маро ихтиёр нест,
Ишқи ту бурдааст зи дасти ман ихтиёр.
Аз гӯшмоли ҳаҷри ту чун нола баркашам,
Гӯше ба нолаҳои мани ҳаҷрдида дор!
Ошиқ, ки нолад аз ғами ҳиҷрон бад-он хуш аст,
Қ-овози ноларо бирасонад ба гӯши ёр.
Булбул шавад дароззабон дар навои шавқ,
Чун гӯши хеш паҳн кунад гул зи шохсор.
Гӯянд баҳри чист чунин беқарорият,
Чун дар канори ёр бувад ҳар дамат қарор?!
Гӯям, ки то ғубори дуӣ дар миёна ҳаст,
Бошад нуҳуфта чеҳраи ваҳдат дар он ғубор.
Ҷомӣ, ба оби дида нишон он ғуборро,
То беғубор ёр шавад бар ту ошкор!

* * *

Агар парда бархезад аз рӯи кор,
Набинӣ дар ин парда ҷуз рӯи ёр.
Бидонӣ, чу зоҳир шавад пардагӣ,
Ки ҳам парда ӯ буду ҳам пардадор.
Ба ҳар нақшбандӣ чу парда аз он,
Ба беруни дар мондай пардавор.
Дарунро аз ин нақшҳо пок кун,
Ки шояд биёбӣ дар ин парда бор.
Ба парда дарун нест илло яке,
Зи парда бурун аст чандин шумор.
Гар аз пардаи ваҳдат ояд бурун
Ҳазорон ҷаҳон, бал ҳазорон ҳазор,
Мапиндор Ҷомӣ, ки донад нишаст
Ба домони ваҳдат зи касрат ғубор.

* * *

Зиҳӣ нури ту аз ҳар зарра зоҳир,
Қамоли ваҳдати зоти ту қоҳир.
Тӯӣ аввал, тӯӣ охир валекин
На аввал бошадат пайдо, на охир.
Туӣ зоҳир зи ҳар хотир, надонам,
Чаро солик кунад нафйи хавотир?
Зи ҷоми ишқи ту як ҷуръа хоҳам,
Ва лекин ло ало айди-л-мазоҳир[1].
Зи ту ғоиб чаро бошам, чу бинам
Ба ҳоли худ туро ҷовид ҳозир.
Туӣ дар чеҳраи маъшуқ манзур,
Туӣ дар дидаи ушшоқ нозир.
Наёяд бо ватан боз, он кӣ гардад
Ба азми каъбаи кӯят мусофир.
Кунад тарки сафар ҳар роҳдоне,
Ки гардад бар дарат рӯзе муҷовир.
Тариқат Ҷомӣ, аз соҳибдиле гир,
Ки бошад дар сулуки ишқ моҳир.

---

[1] *Арабӣ:* [1] Валекин намуд надорад

* * *

Ту нури мутлақиву ҷигарон маҷолии нур,
Таҷаллии ту дар онҳо ба ихтиёри шуур.
Шууни зоти ту, к-аз ҳадду ҳаср берун аст,
Зи ғайби зот чу бар илму айн кард убур,
Шуд аз таҷаллии аввал ҳақоиқи аъён,
Ки дар матовии илманд ҷовидон мастур.
Шуд аз таҷаллии сонӣ мазоҳири аквон,
К-аз он-ст соҳати вайронаи адам маъмур.
Мароянд мазоҳир, ки карда дар ҳар як
Ҷамоли ақдами ақдас ба ваҷҳи хос зуҳур.
Ҷамоли ваҳдати ҷамъи вуҷӯҳ аз он миръот
Кунад зуҳур, ки бошад зи занги тафриқа дур.
Фурӯғи ваҳдати ӯ зулмати дуӣ нагузошт
Миёни шоҳиду машҳуду нозиру манзур.
Бикӯш Ҷомиву ратли гарон бинӯш сабук
Аз он зулоли мусаффо ва з-он шароби таҳур,
Ки як ду ҷом аз он шӯяд аз ҳақиқати мард
Заломи уҷбу руунат, ғубори ваҳму ғурур.

* * *

Қори ман омад ба ҷон аз ёр дур,
Нест ҷон додан чунон аз кор дур.
Эй, ки гӯӣ: «Чунӣ?», аз ғам чун бувад
Тан зи ҷон танҳо дил аз дилдор дур?
Гар бинолам в-ар бигирям, дур нест,
Шавқ ғолиб, мавъиди дидор дур.
Хос н-ояд рост бо савдои ом,
Фикри хона бошад аз бозор дур.
Гар ҳазор озор аз он бадхӯ расад,
Табъи ошиқ бошад аз озор дур.
Ҳар кӣ он рухсори некӯ дид, гуфт:
«Ё раб, аз чашми бадонаш дор дур!»
Маҳмили Ҷомӣ ба манзил чун расад?
Тӯша андак, бодия бисьёр дур.

* * *

Макун дар куштанам з-ин беш тақсир,
Чу ман мурдам зи ғам, дигар чӣ тадбир?!
Дари раҳмат бувад рӯи ту бар халқ,
Бар он дар зулфи ту аз мушк занҷир.
Зи захмат мурд оҳую ман аз рашк,
Ду сайд аз по дарафкандӣ ба як тир!
Зи ишқат хуни дил бо шир хӯрдам,
Дар ин хунхориям шуд мӯй чун шир.
Маҳу сайёраро дар хоби Юсуф
Бувад х(в)айкарда рухсори ту таъбир.
Ту хуш зӣ ҷовидон дар ҳавдачи ноз,
Фалак, гӯ, моҳро маҳфил фурӯ гир!
Хамид аз бори ҳаҷрат пушти Ҷомӣ,
Ҷавоно, раҳм кун бар ҳоли ин пир!

* * *

Нишастӣ дур аз ин муштоқи маҳҷур,
Ки натвон моҳро дидан ҷуз аз дур.
Сулаймоии туву лаъли ту хотам,
Хатат бар гирди хотам анбарин мӯр.
Фурӯзон з-оташи ту доғ бар доғ,
Бувад бар синаам нуран ало нур.
Ба кунҷи хилватам манмо раҳ, эй шайх,
Макун ғамдидаеро зинда дар гӯр!
Гузаштам бар дарат нодида дидор,
Биҳиште дидам, аммо холӣ аз ҳур.
Бувад дар васфи хубон шеъри Ҷомӣ
Ба амри ишқ ва-л-маъмуру маъзур[1].
Бувад як байти маъмур[2] осмонро,
Замин аз шеъри ӯ пурбайти маъмур!

---

[1] Ва-л-маъмуру маъзур — фармонбардор маъзур аст
[2] *Маъмур* — обод, ободон

* * *

Зи раҳи мулғаз чу пурсам туро ба расми луғаз
Ба рағми воизи пургӯй нуктае мӯҷаз.
Чӣ нуқтаест, ки аз касрати шуюн пур сохт,
Ҳама давоири кавн аз муҳит то марказ?
Тариқи ом бувад пухтани хаёли дуӣ,
Тариқи ом мапӯю хаёли хом мапаз!
Ба зӯри зарталабӣ рӯз гирди зар гардӣ,
На зӯр монадат охир, на зар, на рӯзу на раз!
Азаллвор зулми халқи ҷаҳон аст мункари ишқ,
Агарчи ёфт лақаб соҳиби аҷалли ааз.
Чу пир зери пари парвариш гирифт туро,
Ба сони байза биёрому чаппу рост махаз!
Чу мавҷи тафриқа, Ҷомӣ, туро гузашт зи сар,
Баробар аст, агар як газ аст, агар сад газ.

* * *

Бо ҷигарсӯхтагон ёр набудӣ ҳаргиз!
Ҷуз ҷафоҷӯю ситамгор набудӣ ҳаргиз!
Бо ҳама халқи ҷаҳон дар садади марҳаматӣ,
Ҷуз ба мо бар сари озор набудӣ ҳаргиз!
Чӣ диҳам шарҳ туро доги гирифтории ҳаҷр,
Чун бад-ин доғ гирифтор набудӣ ҳаргиз?!
Ҳоли ҷон кандани танҳоии ман кай донӣ,
Чун ту як лаҳза дар ин кор набудӣ ҳаргиз?!
Мо чу хорему ту гул, ваҳ ки зи бас шавкати ҳусн
Дода доман ба кафи хор набудӣ ҳаргиз!
Мункири мӯътақиди худ шудаӣ дар ҳама умр,
Инчунин бар сари инкор набудӣ ҳаргиз!
Пардаи чашми ту ҳам буди ту омад, Ҷомӣ,
Бигзар аз буди худ, ангор, набудӣ ҳаргиз!

* * *

Умр бигзашту рухат сер надидам ҳаргиз,
Гуле аз боғи ҷамоли ту начидам ҳаргиз!
Ҳама ҷо гаштаму ҳоли ҳама кас пурсидам,
Чун ту бадхӯй надидам, нашунидам ҳаргиз!
Аз бутон меҳнати бисьёр кашидам, лекин
Меҳнате, к-аз ту кашидам, накашидам ҳаргиз.
Гар буридам зи ту, аз нозукии хӯи ту буд,
Аз ту як дам ба дили худ набуридам ҳаргиз.
Гарчи парвозгаҳам равзаи ҳурулъин буд,
Аз сари кӯи ту он сӯ напаридам ҳаргиз.
То ба гирди маҳат аз ғолия хирман дидам,
Хирмани моҳ ба як ҷав нахаридам ҳаргиз!
Номуродист муродам, зи ту ғам нест, агар
Ҳамчу Ҷомӣ ба муроде нарасидам ҳаргиз!

* * *

Чун бомдод бинамат, эй моҳи дилафрӯз,
Дар айшу хуррамӣ гузаронам тамоми рӯз!
Чун ҳур ҳазор ришта битоб, аз фурӯғи хеш
Чашми моро зи ҳарчӣ ба дидори худ бидӯз!
Баҳри газанди чашми хасон барфурӯз рух,
Ҳамчун сипанд мардумаки чашмашон бисӯз.
Бо ғамза ҳар кӣ дид хами абрӯи ту, гуфт:
—Тирест синадӯзу камонест кинатӯз!
Ишқ ба дами фусурда надорад ҳарорате,
Н-ояд ба фасли дай зи ҳаво гармии тамуз.
Воқиф зи ишқу ҳусни ману ту чу бинадам,
Гӯяд ба сад шигифт, ки ту зиндаӣ ҳанӯз?!
Ҷомӣ, ба ҷавр тофтӣ аз роҳи ишқ рӯй
Мо зока фӣ шариати-л-аҳли-л- ҳаво яҷуз[1].

[1] Тарҷумааш аз арабӣ — ин дар шариати аҳли ишқ раво набувад

* * *

Холист аз он рашки парӣ хонаам имрӯз,
Занҷир биёред, ки девонаам имрӯз.
Таскин мадиҳедам, ки туро ёру надимем,
Хезед, ки ман аз ҳама бегонаам имрӯз!
Шояд, ки ба як сӯ шавам аз доираи ҷамъ,
Қ-аз шамъ ҷудо монда чу парвонаам имрӯз.
То бу, ки барояд сухани ӯ ба забоне,
Аз ҳар тарафе гӯш ба афсонаам имрӯз.
Хона чӣ кунам бе рухаш, эй зилзилаи ҳаҷр,
Бар сар фикан ин кулбаи вайронаам имрӯз!
Бошад, ки зи торикии ҳаҷрам бираҳонӣ,
Оташ фикан, эй оҳ, ба кошонаам имрӯз!
Сад донаи гавҳар зи мижа чун нафишонам,
Маҳрум аз он гавҳари якдонаам имрӯз?!
Ҳиҷрон диҳадам соғари пурзаҳр, ҳамоно,
Қ-аз хумми фалак пур шуда паймонаам имрӯз.
Бемастиву беҳушӣ аз ин ғам нараҳам боз,
Ҷомӣ, бинамо роҳ ба майхонаам имрӯз!

* * *

Аз шавқи ту шӯрест аҷаб дар сарам имрӯз,
Додаст ғамат бехудии дигарам имрӯз.
Наздик расидаст, ки аз ҷазбаи ишқат
Ин хирқаи солус зи ҳам бардарам имрӯз.
Месӯзадам аз орзуи дидани ту ҷон,
Биншин, ки замоне ба рухат бингарам имрӯз.
Савдоии зулфи туам он гуна, ки аз вай
Як мӯй ба мулки ду ҷаҳон мехарам имрӯз.
Сар то ба қадам ғарқа шудам дар ғаму дардат,
Селоби бало хост зи бому дарам имрӯз.
Дар роҳи ту ҷуз ҳастии ман нест ҳиҷобе,
Бигзар ба сарам, к-аз сари худ бигзарам имрӯз.
Дил дафтари ишқ аст, нуфур аз рақами ақл,
Ҷомӣ, битарош ин рақам аз дафтарам имрӯз.

* * *

Лиллаҳилҳамд, ки он ҷону ҷаҳон омад боз,
Шодмонӣ ба дил, ором ба ҷон омад боз!
Гарчи аз сӯҳбати мо ҷангкунон кард канор,
Шеваи сулҳ гирифта ба миён омад боз.
Ҷони ширин ба тани мурда чӣ сон боз ояд,
Сӯи ушшоқи ҷигархаста чунон омад боз.
Сӯи мо, к-аз ғами ӯ мурғи хазоне будем,
Ҳамчу гул ҷилвакунон, хандазанон омад боз.
Баст бар аҳли ғараз роҳи сухан, шукри худо,
Қ-ошкор аз бари мо рафту ниҳон омад боз.
Бас мусофир, ки аз он кӯй раҳи Каъба гирифт,
Каъбаро диду ба он кӯй равон омад боз.
Гуфт дар Ҳинд Ҳасан, гуфтаи Ҷомӣ чу шунид,
К-аз адам Хусрави ширинсуханон омад боз.

* * *

Набвад арӯси мулк сазои канору бӯс,
Бӯсан лак[1], ар канор нагирӣ аз ин арӯс.
Шаҳро чу дар давоми бақо ихтиёр нест,
Дам-дам чаро хитоб расад ҳар дамаш зи кӯс?
Маҷнун, ки дур монда зи Лайлист рӯзу шаб,
Ҷоне пур аз дареғу забоне пур аз фусӯс,
Ин бас, ки дар навоҳии ҳай мебарад ба рӯз,
Шаб дар самоъи шавқ ба бонги сагу хурӯс.
Бурданд оби сафвати риндони покбоз
Пирони гӯлгиру муридони чоплус.
Луб аст сирри ишқу сабӯс аст мобақӣ,
Луб кай шиносад он кӣ бувад дархури сабӯс.
Ҷомӣ, ту мурғи олами якрангӣ омадӣ,
Бар хеш бишкан ин қафаси оҷу обнӯс.

---

[1] *Бӯсан лак* — ба ту бӯсае

* * *

Сӯфӣ аз занги сиво ойинаи дил битарош,
Чеҳраи ҳоли худ аз нохуни фикрат бихарош.
Ғоибонро набувад баҳрае аз нафҳаи қурб,
Ҳар замон нафҳаи дигар гузарад, ҳозир бош!
Рӯй дар ишқ куну аз ду ҷаҳон якто шав,
З-он ки садди раҳи ту фикри меод асту маош.
Пардаи чашми шуҳудат зи рухи шоҳиди ишқ
Нест ҷуз ҳастии ту, кош, намебудӣ, кош!
Шояд он тоири иқбол шикори ту шавад,
Доми таҷрид бинеҳ, донаи ихлос бипош.
Жандаи фақр мадеҳ, атласи шоҳӣ маситон,
Ки наярзад ба ҷаве пеши ман ин ҷинси қумош.
Ҷомӣ, аз ранги сухан сирри сухангӯ донанд,
Лаб фурӯ банд, мабодо, ки шавад сирри ту фош.

* * *

Бар канори тоси гардун зад ҳилол ангушт дӯш,
Ошиқонро муждаи айёми ид омад ба гӯш.
Моҳи навро бо шафақ, донӣ, қирон баҳри чӣ буд?
Ид шуд, яъне зи ҷоми зар шароби лаъл нӯш.
Майфурӯшӣ, ҳар чӣ ҳаст, аз худфурӯшӣ беҳтар аст,
Чанд айби майфурушон мекунӣ, эй худфурӯш!
Парда аз айби касон бардоштан набвад ҳунар,
Гар наёрӣ пок шустан айбашон, боре бипӯш.
Ҳарзагӯиву ҷаҳонгардӣ на кори ориф аст.
Кист ориф? —Раҳрави биншаста, гӯёи хамӯш.
Гарчӣ натвонӣ ба кӯшиш домани ҷонон гирифт,
Коҳилӣ бигзор, чандоне, ки битвонӣ, бикӯш
Ҷомӣ, аз хомӣ ба ҳар оташ зи сар берун машав,
Деги марди пухта баъд аз солҳо ояд ба ҷӯш.

* * *

Маҳи ноустувори ман, ки шуд рахши фалак пасташ,
Хуш он раҳрав, ки дар қайди маҳори меҳр дил басташ.
Тани покаш ба покӣ даст бурд аз чашмаи ҳайвон,
Хизир кай ёбад он давлат, ки резад об бар дасташ?
Зи шохи сидра омад нахли ӯ бартар, аҷаб дорам,
Ки чун осеби санги нокасон нӯшин рутаб хасташ.
Агар сад наштари меҳнат расад, бас бошад ин марҳам,
Ки сӯи синарешон илтифоти хотире ҳасташ.
Ба кӯҳли давлати гетӣ сияҳчашмӣ накард, оре,
Савод аз сурмаи мозоғ дорад наргиси масташ.
Гузашт аз сию чил бар соҳили баҳри талаб умрам,
Хуш он, к-афтад чу сайде пас аз панҷоҳ дар шасташ.
Бувад вассофи ӯ Ҷомӣ, дилашро барқи ғам бодо,
Агар ҳарфе на дар васфи рухи ӯ аз забон ҷасташ.

* * *

Хокест зар, ки ранг диҳад партави х(в)араш,
Аз зар касе, ки тоҷ кунад, хок бар сараш.
Ганҷест кунҷи фақр, ки дар чашми аҳли хирс
Ҳаст аждаҳои ҳалқазада ҳалқаи дараш.
Ҳар кас зи дастранҷи касон мехӯрад, гадост,
Гар худ ба фарз номниҳӣ шоҳи кишвараш.
Хушбахт он ҳариф, ки дар базмгоҳи фақр
Бошад ба каф зи обилаи касб соғараш.
Раҳрав касе бувад, ки дар ин раҳ ба зери пой
Хуштар бувад зи сабзаи тар нӯги нештараш.
Не нозпарваре, ки зи бас нозукию лутф
Нештарсифат халад ба ҳалам сабзаи тараш.
Умре кашид зилли гадоӣ ба кӯи фақр
Ҷомӣ, ки сохт иззи қаноат тавонгараш.

* * *

Қамондоре, ки дар қатлам бувад таъҷил таъхираш,
На тирашро зи дил кандан тавонам, не дил аз тираш.
Чу бар нахҷир тир андозад он шӯх, аз худо хоҳам,
Ки оям дар назар дар сайдгаҳ бар шакли нахҷираш.
Дари раҳмат бувад хандону хуш бар мардумон он рӯ
Макун, гӯ, бар ман аз чини ҷабин ҳар лаҳза занҷираш
Гудозад сангро оташ, дареғо оташин оҳам
Набошад дар дили сангини ҷонон ҳеҷ таъсираш
Чӣ ҷамъият диҳад зулфаш, ки гар бинам ба хоб онро,
Набошад ҷуз парешонҳолии ман ҳеҷ таъбираш
Наёяд з-обу гил шакле бад-ин хубиву матбӯъӣ,
Ҳамоно дасти тақдир аз дилу ҷон карда тахмираш.
Чу Ҷомӣ ҷон диҳад бар лавҳи хокаш ин рақам бодо,
Ки ҷуз ҷонон нахоҳад ҳеҷ кас ихлосу тақбираш.

* * *

Нозукандоме, ки ҳаст осеби тан пироҳанаш,
Ҷонам озорад зи осебе, ки ояд бар танаш.
Чун гулаш медоштам бар даст, чун дорам раво,
Қ-ӯ фитад гулгул ба тан чун гулбун аз дасти манаш
Тарсам аз озори мижгон, варна дорам орзу,
Қ-аз бадан озурдагӣ чинам ба чашми равшанаш.
Фанни хубон аст гоҳе ҷангу гоҳе оштӣ,
Хубтар бинам зи хубони ҷаҳон дар ҳар фанаш.
Ҳар замон бемӯҷибе бо ӯ барорам сар ба ҷанг,
То ба расми оштӣ даст оварам бар гарданаш.
Шуд гиребони висоли ӯ ба ҷанг аз дасти ман,
Дасти он ку, то баъад аз он бигирам доманаш?!
Баҳри он сарв ин ғазал, Ҷомӣ, ба барги гул навис,
Бошад онро афканад боди сабо пироманаш.

* * *

Он кӣ бар хели бутон сохт худо подшаҳаш,
Сурмаи аҳли назар бод ғубори сипаҳаш.
Шармсорам, ки чу омад ба сарам қосиди ӯ,
Барнаёмад зи танам ҷон, ки фишонам ба раҳаш.
Ҳусни қосид чу ба мақсудии шаҳ хос бувад,
Қай сазад чашми гадоён, ки шавад ҷилвагаҳаш.
Чун расад ҷилвакунон кавкабаи ҳусни Аёз,
Ба ҷуз аз дидаи Маҳмуд нашояд нигаҳаш.
Дидаи аҳли назар бод чу кофур сафед,
То набинанд ба он холи муанбар сияҳаш.
Гар диламро бишикофад чу гул он ғунчадаҳон,
Ёбад аз шавқи худ оғушта ба хун таҳ ба таҳаш.
Нест ҷуз қавли забон ҳеҷ гунаҳ Ҷомиро,
Оҳ, агар дарнагузоранд каримон гунаҳаш.

* * *

Ҷону дил пайванд кун бо ёри бемонанди хеш,
Ҳар чӣ ғайр аз ишқи ӯ банд аст, бигсил банди хеш.
Ӯ ба зоти худ ғании мутлақ омад, лек ҳаст
Дар зуҳури ин ғано мӯҳтоҷи ҳоҷатманди хеш.
Зоҳид аз наззораи хубон маро савганд дод,
Ҷилвагар з-эшон туӣ, чун нашканам савганди хеш?
Ҳеҷ чизе нест пеши дидаи ориф ҳиҷоб,
Ӯ ба ишқи туст машъуфи зану фарзанди хеш.
Оламеро гӯши ақлу ҳуш бар гуфтори туст,
Мӯҳри хомӯшӣ кушо аз лаъли шаккарханди хеш.
Носеҳи мушфиқ диҳад пандам, ки тарки ишқ гӯй,
Рӯй биимо, то кашад шармандагӣ аз панди хеш.
Ёри бемонанди мо фард аст, Ҷомӣ, аз ду кавн,
Фард шав, то бар хӯрӣ аз ёри бемонанди хеш.

* * *

Додӣ зи лутф хӯй маро бо висоли хеш,
В-он гаҳ нуҳуфтӣ аз назари ман ҷамоли хеш.
Шукри худо, ки менатавонӣ, ки як нафас
Пайванди хотирам бибарӣ аз хаёли хеш.
Берун хиром масту сар андоз ҳар тараф,
Сарҳои сарварон бинигар поймоли хеш.
Девонаи туам, дигаронро ба санг зан,
Дар шӯр кун маро паи дафъи малоли хеш.
Гар боғбон зи лутфи қадат ёфтӣ нишон,
Бар ҷӯйбори деҳ нишондӣ ниҳоли хеш.
Дорӣ дареғ теғи худ аз ошиқон, мабош
Бар ташнагон бахил ба оби зулоли хеш.
Гуфтӣ, ки чист ҳоли ту, Ҷомӣ, худойро,
Биншин даме, ки бо ту кунам шарҳи ҳоли хеш.

* * *

Эй дил матои ҷон ба лаби лаъли ёр бахш,
Нақди хирад ба ҷоми маи хушгувор бахш.
Овард бод бӯи баҳор аз чаман, чу гул
Авроқи илму фазл ба ёди баҳор бахш.
Васфи ҷамоли ишқ якиву ягонагист,
Ҳошо, ки ҷо кунад ба диле бо ҳазор бахш.
Ман узри ҷурми ишқ намехоҳам, эй адиб,
Ҷурми маро ба соқии мушкинъузор бахш.
Сӯзон зи хомии худам, эй ишқи пухтакор,
Ин хомро зи оташи худ як шарор бахш.
Бинмой рух, ки мунтазири ҷон супурданам,
Ҷони маро халосӣ аз ин интизор бахш.
Ҷомӣ, ба музди кор на ишқ аст коркун,
Пас музди корро ба худованди кор бахш.

* * *

Эй карда зи ҳоли ман фаромӯш,
Чун ҷон, ки кунад зи тан фаромӯш.
Гуфтам, ки бари ту қисса гӯям,
Қ-ин гуна макун зи ман фаромӯш.
Дидам рухи ту, зи дур кардам
Аз қиссаи хештан фаромӯш.
Бо ҷонканиям замона кардаст
Аз меҳнати Кӯҳкан фаромӯш.
Ҳар ҷо, ки мусофирест, карда
Дар кӯи ту аз ватан фаромӯш.
Бо бӯи ту карда ҷони Яъқуб
Аз Юсуфу пираҳан фаромӯш.
Карда ба ҳавои тарфи бомат
Мурғи чаман аз чаман фаромӯш.
Ҷомӣ суханат шуниду бар вай
Шуд қоидаи сухан фаромӯш.

* * *

Буте, ки аз ҳама пӯшида монд латиф танаш,
Нагашта маҳрами ӯ кас бурун зи пираҳанаш.
Шуд офарида зи оби зулол, дар аҷабам,
Ки чун зи ҷома тарашшӯҳ намекунад баданаш?
Бар ӯ ғаюр чунонам, ки гар дилам фишурад,
Ба сабри пой бипӯшам зи чашми хештанаш.
Дамид хат зи баногӯши ӯ, аз он офат
Нигоҳ дор, худоё, ҳаволии зақанаш!
На он хатест, ҳамоно, ки анкабути хаёл
Танида доираи мушк гирди настаранаш.
Хаёли қомати он лоларух сиҳисарвест,
Ки чокии дили соҳибдилон бувад чаманаш.
Гузар кун аз сухан, бӯса ин набас, Ҷомӣ,
Ки бгзарад суханони ту бар лабу даҳанаш?

* * *

Бар лаб расид ҷон, ки ба ҷонон фиристамаш,
Шуд ҷумла дарди дил, ба дармон фиристамаш.
Тай шуд чу нома умр зи ҳиҷрони ӯ маро,
Ку қосиде, ки номаи ҳиҷрон фиристамаш?
Резам ба ҷайбу домани қосид зи дида ашк,
Гавҳар ба ҷайбу лаъл ба домон фиристамаш.
Ронам қалам ба васфи сари зулфу хатти ӯ,
Дар таййи нома сунбулу райҳон фиристамаш.
Гарчӣ Ироқу Форс пур аст аз ҷамоли ӯ,
Шарҳи ҷамоли ӯ зи Хуросон фиристамаш.
Ҷомест аз шароби латофат пур ин ғазал,
Тӯҳфа ба маҷлиси Ҷами даврон фиристамаш.
Дар шеваи ҷамолнамой камол ёфт,
Ойинасон ба Юсуфи Қанъон фиристамаш.
Не-не, ки ман чу мӯраму ин назми хушки ман,
Пои малах чӣ пеши Сулаймон фиристамаш!
Ин бас, ки дар фузунии ҷоҳи ҷамоли ӯ
Ҷомисифат дуои фаровон фиристамаш!

* * *

Аз юмни ишқ «Сураи Юсуф» ба ҳукми нас
Шуд аз миёни ҷумла сувар «Аҳсанулқасас»[1].
Раҳ рав чунон ба ишқ, ки набвад хабар туро.
Аз сахтии азоиму осонии рухас.
Ту хотамиву ҳалқаи он сайри дурият,
Дил фасси он, маорифу асрор нақши фас.
З-он нақш кай бо аъзами асмои ҳақ расад,
Ҷуз орифе, ки аз ҳама хосон бувад ахас.
Ин бас, ки ишқи ман ба ту ҳар дам фузун шавад,
Ло шуғла лӣ би ҳуббика ли зода ав нуқас[2].
Бе завқи ишқ мард дар ин хокдон бувад,
Қ-ал ҳути фӣ-л-барорӣ ва тайри фил қафас[3].
Гуфтӣ, ки чанд Ҷомӣ аз ин гирьяҳои талх?
Қам ушрабу самуму ва кам иҷраъулғусас[4].

---

Арабӣ: [1] Беҳтарини қиссаҳо. Чунин номида мешавад «Сураи Юсуф» аз Қуръон
[2] Коре дигар надорам, шуғлам ишқи туст, хоҳ зиёд гардад ё кам шавад
[3] Мисли моҳие дар хушкӣ ва паррандае дар қафас
[4] То чанд самумро менӯшам ва ғуссаҳоро ҷуръа-ҷуръа менӯшам?

* * *

Ҳаст холӣ зи субҳа дасти хавос,
Ҳамчу субҳа зи гавҳари ихлос.
Ғарқа дар гирья аз барои туам,
Баҳри дур ғӯтта мехӯрад ғаввос.
Ҷунбиши ҳар касе зи ҷои вай аст,
Ваҷди сӯфӣ наёяд аз раққос.
Қиссаи ту нахоҳам аз дигарон,
Оре, алқосу ло юҳиббулқос[1].
Чанд ҷӯи хавоси хос аз ом,
Ҳар Бироҳим кай шавад Хаввос?
Кард сӯфӣ ба покии таҷрид
Риши худро зи дасти шона халос.
Ҷомӣ, аз ишқ ҷӯ қабули сухан,
На зи лафзи бадеъу маънии хос!

---

Арабӣ: [1] Қиссагӯ қиссагӯро дӯст намедорад

* * *

То кай, эй хоҷамуҳандис, сухани нуқтаву хат?
Дар хати кавну макон нуқтаи ишқ аст фақат.
Нуқта хат гаштаву ҳарф шуда ҳарфи ҳуруф,
Гаҳ ба табдили сувар, ғоҳ ба тағйири нуқат.
Ҳар чӣ бар лавҳи шуҳуди ту ба ҷуз нуқтаи асл
Нақш бастаст, фурӯ шӯй, ки саҳв асту ғалат.
Нуқта дон, нуқта нигар, нуқта шав охир, ки ҷуз ин
Ҳар чӣ хоҳӣ, ки кунӣ, мӯҷиби бӯъд асту сахат.
Об чун дур зи дарьёст,[1] Фурот асту Шат аст,
Чун расад боз ба дарьё, на Фурот асту на Шат.
Қоҳилӣ кофириву гармравӣ шайтанат аст,
Равиши каъбаравон нест ба ҷуз сайри васат.
Ҷомӣ аз чоҳи табиат бадар о, то бинӣ
Сарра лав дуллия ҳаблун лаъаллаллоҳу ҳабат[2].

---

[1] *Дарьё* — баҳр, қулзум
[2] *Арабӣ:* Ҳар арғамчине аз боло овезон шавад хурсанд шавад, ки шояд аллоҳо поён фарояд

* * *

Ба коми нафс зи ҷоми фано наёбӣ ҳаз,
Ба коми ақл зи мулки бақо наёбӣ ҳаз.
Фанои ишқ шаву аз фано фано шав низ,
Ки бефанои фано аз худо наёбӣ ҳаз.
Зи хеш толиби хат шав, ки гар бурун аз хеш
Ду кавнро талабӣ, хеҷ чо наёбӣ ҳаз.
Абои фақру қабои аност бар ту ҳаром,
Агар зи сирри або дар қабо наёбӣ ҳаз.
Бибаст ҳирсу ҳаво бар дилат маҷории файз,
Аз он зи сӯҳбати аҳли сафо наёбӣ ҳаз.
Туро чӣ суд, ки гул шуд ба боғ нофакушой,
Чу аз равоеҳи боди сабо наёбӣ ҳаз.
Чу ҳаззи[1] аҳли вало аз бало бувад, Ҷомӣ,
Ҳамин балои ту бас, к-аз бало наёбӣ ҳаз.

---

[1] *Хаз (ҳазз)* — роҳат, кайфият

* * *

Офтобӣ туву аъёни вуҷудат матлаъ,
Пеши ориф лақабат воҷиби мумкинбурқаъ.
Ошиқон, к-аз ту ба хуршедрухон хурсанданд,
Қанаъу минка би адно ламаъоти таламаъ[1].
Ишқварзон, ки на дар ишқи ту ҷон бохтаанд,
Зайъу анфаъу мо кона бимо ло янфаъ[2].
Чун ниҳам пои талаб дар равиши ақл, ки ҳаст
Кӯтаҳ аз домани идроки туаш дасти тамаъ?
Номи ман ишқи ту дар дафтари авбош навишт,
Вақти он шуд, ки кунам тай вароқи зӯҳду вараъ.
Асли ҳар ҳӯшаву хирман, ки бувад, як дон аст,
Ки дамидаст аз он донаи асл ин мазраъ.
Ҷомӣ, аҳсант, к-аз ашъори бадеъуслубат
Ҳаст дар олами ваҳдат даре аз ҳар мисраъ.

---

[1] *Арабӣ:* Қаноат карданд аз ту бо камтарин дурахшиданҳои нурпошият

* * *

Чабини назми ҳусни рухатрост матлаъ,
Ду абрӯ зи матлаъ фурӯтар ду мисраъ.
Чунон медурахшад зи бурқаъ ҷамолат,
Ки шуд риштаи нур ҳар тори бурқаъ.
Фитад бахья бар рӯ, чу аз парда пӯшӣ,
Назад шайхи мо вуслае бар мураққаъ.
Ғамат дар дилам тухми айши абад шуд,
Бале, ин саро он саророст мазраъ.
Ба майхона гар қолабам хишт гардад,
Равам, бар сари хум нишинам мураббаъ.
Чу ҷамъиятободи дилхост зулфат,
Ба ҳар ҳалқа ҷамъе, нигар, карда маҷмаъ.
Ба зулфи ту қатъи сухан кард Ҷомӣ,
Кам афтад ғазалро бад-ин лутф мақтаъ.

* * *

Маҷлисе хоҳам тиҳӣ аз сулҳу холӣ аз низоъ,
Аҳли ваҳдат карда дар вай нақши касратро видоъ.
Соқиён аз як тараф пур сохта ҷоми шароб,
Мутрибон аз як тараф бардошта даври самоъ.
Тангдастонро муяссар давлате беинтизор,
Майпарастонро муҳайё ишрате бе инқитоъ.
Май бувад хуршеду соғар моҳ дар даври фалак,
Қас надидаст инчунин хуршеду маҳро иҷтимоъ.
Чун ниҳам хуршед номи май, ки дар вақти тулӯъ
Сад чу хуршедаш намояд музмаҳил[1] таҳту-ш-уоъ!
Хуш сутурлобест паймона, ки бе вай кам гирифт
Аз ҳазизи хум касе хуршеди майро иртифоъ.
Ҷомӣ аз фақру фано бар дӯш дорад хирқае,
Қ-аш тирози остин лоявҳаб асту лоюбоъ[2].

---

[1] *Музмаҳил* — маҳвшаванда, нобудшаванда, нестшаванда
[2] *Лоюбоъ* — он чизе, ки фурӯхта намешавад

* * *

Саҳар, ки сӯфии субҳ аз нишемани ибдоъ
Фиканд бар китифи кӯҳ тайласони шуоъ,
Сафои косаи май барфурӯхт базми тараб,
Навои нағмаи най баргирифт роҳи самоъ.
Даромад аз дарам он маҳ кушодаву баста,
Забон ба зикри фироқу миён ба азми видоъ.
Чӣ гуфт? —Гуфт, к-аз он пеш к-аз саодати васл
Фалак ҷудо кунадат аз нуҳустаи авзоъ,
Таматтӯъе зи ману васли ман бигиру макун
Матои давлати васлам бадал ба ҳеҷ матоъ.
Зи ҳар чӣ ҳаст, ба ман сулҳ кун,
ки мулки ду кавн
Намекунад бари соҳибдилон кирои низоъ.
Дар ин мағораи ваҳшат манам туро мӯнис,
Дар ин сарои мазаррат манам туро наффоъ.
Ҳанӯз дошт сухан дар даҳон,
ки бар сари пой
Нишасту хост, ки таҳфиф карданист судоъ.
Задам ба домани ӯ дасти масъалат; гуфто:
Мабош, Ҷомӣ, аз ин хостан маро манноъ,
Ки бастаам камари ҷаҳд бар миён, ки кунам
Сафар ба хайри билоду гузар ба фахри буқоъ.
Билоду ман ла-тадониҳи муқлатӣ тадмаъ,
Буқоъу ман ла-талоқиҳи мӯҳҷати талқоъ[1].

---

Арабӣ: [1] Шаҳре, ки ҳар қадар ба он наздик шавам, чашмам мегирьяд; гӯшае, ки чун бо он вохӯрам, ҷонам медароянд.

Ҷаҳониён ҳама дар тавқи тоати ӯянд,
Чӣ бандгони мутеъу чӣ хусравони матоъ.
Салому ман лаҷоа ли-халқа бид-дуъои илайҳ,
Ало манозилиҳи кулламо дуъо мандоъ[1].

[1] Салом, онро, ки ҳамоно панноҳ ҷустаст барои халқ бо дуо аз ӯ; бар болои манзилҳои ӯ ҳар бар дуо кард он кӣ дуохоҳ аст.

* * *

Маро дилест зи тан ғофилу зи ҷон фориғ,
Ба ёди ту зи ҷаҳону ҷаҳониён фориғ.
Бувад яқину гумон дар шуҳуди ишқ ҳиҷоб,
Хушо диле зи яқин холӣ, аз гумон фориғ!
Муназзаҳӣ[1] зи макону замону бас аҷаб аст,
Ки не макон зи ту холист, не замон фориғ.
Магӯ:—чӣ суд зи савдои ман, ки ман ҳастам
Дар ин муомала аз суду аз зиён фориғ.
Маро ба теғи сиёсат бикуш, ки куштаи ишқ
Бувад зи орзуи умри ҷовидон фориғ.
Забон ба номи ту машғулу дил ба ёди ту хуш,
На дил тиҳист маро, аз ту не забон фориғ.
Диҳад фароғ зи дастони ақл қиссаи ишқ,
Мабош, Ҷомӣ, аз ин турфа достон фориғ.

---

[1] *Муназзаҳӣ* — покӣ, софӣ, аз чизе, гуноҳе пок кардашуда

* * *

Гарчи сӯзад дили парвона зи савдои чароғ,
Накунад пеши маҳи рӯи ту парвои чароғ.
Зери по тори сари зулфи сиёҳи ту кунад,
Равшан ин нукта, ки торик бувад пои чароғ.
Орзуманди рухи хуби ту дар даври фироқ
Шабнишинест ба *дил доғи таманнои чароғ.*
Мебарад кокули мушкини туро бод зи ҷой,
Дудро кай бувад ором ба болои чароғ?
Оташи шавқи ту дар ҷони чароғ афтодаст,
Парда аз ораз агар во накунӣ, вои чароғ!
Шамъи рухсори ту бас анҷумани оламро,
Гӯ:—бипӯшед рухи анҷуманорои чароғ!
Партави рӯи туро тоб наёрад хуршед,
Н-ояд аз дидаи шабкӯр тамошои чароғ.
Ҷой кун дидаи Ҷомӣ, чу шавӣ базмфурӯз,
Ки муносиб нафитад рӯи замин ҷои чароғ.

* * *

Ба соид то ниҳод он симбар доғ,
Диле дорам зи дасташ доғ бар доғ.
Ба тан то дидаам, к-ӯ доғҳо сӯхт,
Бувад сад доғ бар ҷонам зи ҳар доғ.
Ба доғи хеш сӯзад дигаронро,
Набошад ошиқонро з-ин батар доғ.
Зи доғи шавқу сӯзи фурқати ӯст,
Агар захм аст бар ҷонам ва ғар доғ.
Маро аз доғи ӯ рӯи беҳӣ нест,
Зи бас дорам ба рӯи якдигар доғ.
Зи доғаш бар дилам дерина решест,
Ки набвад судманд онро магар доғ.
Чу Ҷомӣ доғ аз вай бар ҷигар хост,
Ба бедоғӣ ниҳодаш бар ҷигар доғ.

* * *

Чанд савол, эй писар, кӣ чист тасаввуф?
Тасфия кун хотир аз ғубори такаллуф.
Дур нех̣, аз ҳар чӣ нест, пои таманно,
Боз каш, аз ҳар чӣ ҳаст, дасти тасарруф.
Таънаи покон мазан, ки рӯи худ олуд,
Ҳар кӣ фиганд аз замин ба рӯи фалак туф.
Нури муҳаққақ фурӯ гирифт ҷаҳонро,
Шамъи муқаллад фурӯ нишаст ба як пуф.
Ҳар кӣ дар ин ҷилвагоҳ гардаду бинӣ,
Сӯзадаш охир ҷигар ба доғи таассуф.
Дидаву дидор, филҳақиқа, яке буд,
Чашми Зулайхо чу дид талъати Юсуф.
Маҳбати ирфон нагашта ҷони ту, Ҷомӣ,
Дарси авориф чӣ суду бахси таарруф?

* * *

Он тиҳидаст чӣ хуш гуфт маи лаъл ба каф,
Ки хуш он кас, ки ба май ҳосили худ кард талаф.
Сарф кун дар раҳи май, ҳар чӣ ба даст аст туро,
Ки навои тараб аз дасти тиҳӣ дорад даф.
Саф кашиданд ба майхона ҳама хумшиканон,
Сафдаре ку, ки ба ҳиммат бидаронад ин саф?
Захми пайкони туро бар дигаре напсандам,
Ҳар куҷо тир занӣ, синаи ман бод ҳадаф.
Шарафи одамӣ аз ишқ бувад, ҳар кӣ нашуд
Ошиқ, ӯро набувад бар дигарон ҳеҷ шараф.
Ҷомӣ аз шеър макун бас, ки диҳад охири кор
Зодаи табъи ту хосияти фарзанди халаф.
Тарбият гарчи дар аввал зи садаф ёфт гуҳар,
Ҷуз туфайли гуҳар, охир, кӣ бувад номи садаф?

* * *

Беҳ аз кудурати зӯҳди риёст бодаи соф,
Биёр бода, ки болои тоат аст инсоф.
Қуҷост хонаи он моҳи хонагӣ, ки кунем
Зи шавқи соҳиби хона ба ғирди хона тавоф?
Ғуломи пири муғонам, ки лутфи машраби ӯ
Ба зӯҳду тавба зи май хӯрданам надошт маоф.
Чӣ суд, аз он ки ба тақлид хоҷа мӯй сутурд,
Чу дар дакоики таҷрид нест мӯйшикоф.
Сарам ба афсари шоҳӣ фурӯ намеояд,
Вале зи хидмати риндон надорам истинкоф.
Ба далқу субҳа малоф аз тасаввуф, эй сӯфӣ,
Ки пеши аҳли сафо нест хуш таассуфу лоф.
Чу хоки пои худам хондаӣ, зи рифъати қадр
Ба хоки пот, ки музтазҳарам бад-ин алтоф.
Марост вақти ғамат ҷону дил, биҳамдуллаҳ,
Ки садри шоҳ надорад вуқуф аз ин авқоф.
Ба садри мастаба ин бас саодате Ҷомӣ,
Ки аз акобири ин шаҳр несту аз ашроф.

* * *

Он тиҳидаст чӣ хуш гуфт маи лаъл ба каф,
Ки хуш он кас, ки ба май ҳосили худ кард талаф.
Сарф кун дар раҳи май, ҳар чӣ ба даст аст туро,
Ки навои тараб аз дасти тиҳӣ дорад даф.
Саф кашиданд ба майхона ҳама хумшиканон,
Сафдаре ку, ки ба ҳиммат бидаронад ин саф?
Захми пайкони туро бар дигаре напсандам,
Ҳар куҷо тир занӣ, синаи ман бод ҳадаф.
Шарафи одамӣ аз ишқ бувад, ҳар кӣ нашуд
Ошиқ, ӯро набувад бар дигарон ҳеҷ шараф.
Ҷомӣ аз шеър макун бас, ки диҳад охири кор
Зодаи табъи ту хосияти фарзанди халаф.
Тарбият гарчи дар аввал зи садаф ёфт гуҳар,
Ҷуз туфайли гуҳар, охир, кӣ бувад номи садаф?

* * *

Беҳ аз кудурати зӯҳди риёст бодаи соф,
Биёр бода, ки болои тоат аст инсоф.
Куҷост хонаи он моҳи хонагӣ, ки кунем
Зи шавқи соҳиби хона ба гирди хона тавоф?
Ғуломи пири муғонам, ки лутфи машраби ӯ
Ба зӯҳду тавба зи май хӯрданам надошт маоф.
Чӣ суд, аз он ки ба таклид хоҷа мӯй сутурд,
Чу дар дақоиқи таҷрид нест мӯйшикоф.
Сарам ба афсари шоҳӣ фурӯ намеояд,
Вале зи хидмати риндон надорам истинкоф.
Ба далқу субҳа малоф аз тасаввуф, эй сӯфӣ,
Ки пеши аҳли сафо нест хуш таассуфу лоф.
Чу хоки пои худам хондаӣ, зи рифъати қадр
Ба хоки пот, ки музтазҳарам бад-ин алтоф.
Марост вақти ғамат ҷону дил, биҳамдуллаҳ,
Ки садри шоҳ надорад вуқуф аз ин авқоф.
Ба садри мастаба ин бас саодате Ҷомӣ,
Ки аз акобири ин шаҳр несту аз ашроф.

* * *

Зиҳӣ, даҳони ту коми шакарлабони шигарф,
Шикори чашми ту ҳурони қосиротуттарф.
Ду ҷӯи хун зи ду чашмам ба сафҳаи рухи зард
Чу ҷадвалест мусаннӣ кашида аз шанҷарф.
Магӯй ло, чу зи лаъли лаби ту хоҳам ком,
Ки мекунад зи дилам нафйи ҷинси сабр ин ҳарф.
Набурд сарфа зи тасрифи даҳр ҷуз пире,
Кӣ кард нақди ҷавонӣ ба ишқи хубон сарф.
Чӣ сон барем зи дарьёи ишқ рӯ ба канор,
Наҳанги ҳодиса гаштӣ шикофу дарьё жарф!
Баҳори умри маро гар на дай расид аз пай,
Чаро нишаст ба фарқам баёзи шайб чу барф?
Зи ҷоми ҳусни ту Ҷомӣ кашида бодаи ишқ,
Мазиди ҷавдати мазруф шуд латофати зарф.

* * *

Майли шакли абрӯят дорам дар ин фирӯзатоқ,
Бо қади хамгашта тоқам зери ин нилиравоқ.
Ҳар қадаҳ, к-аз соқии даврам расад дур аз лабат,
Гарчи шаҳди ноб бошад, заҳрам ояд дар мазоқ.
Барқе аз сарманзили Лайлӣ дурахшидан гирифт,
Бар дили бечора Маҷнун тоза шуд доғи фироқ.
Бо ту дорам сирри дил чун шишаи май дар миён,
Гӯ: -Мазан ҳар сифли чун хум санғам аз таъни нифоқ.
Сарви қаддат дар миёни ҷон даромад, варна буд
Чашму абрӯи туро дар бурдани он иттифоқ.
Мӯниси ҷонам ту хоҳӣ буд, агар худ филмасал,
Хизр бо ман ҳамсафар гардад, Масеҳо ҳамвисоқ.
Чанд доғи дуриву андӯҳи маҳҷурӣ кашам,
Мо уқосӣ минка ло юҳсо ила явми-т-талоқ[1].
Ҷомӣ аз мулки Хуросон бо хушилҳон мутрибе
Ин ғазалро кун равон машҳун ба шарҳи иштиёқ!
То туфайли лаҳни ӯ созад суруди базми хеш
Хусрави Табрез, шоҳи Форс, султони Ироқ.

[1] Тарҷума аз арабӣ — ранҷе, ки аз ту мебинам, то рӯзи вохӯрӣ дар шумор наояд

* * *

Чун ҷамоли худ ҳам андар худ тамошо кард ишқ,
Рафту номи ошиқу маъшуқ пайдо кард ишқ.
Буд ошиқ ботину маъшуқ зоҳир шуд ба акс,
Сирри ботинро чу дар зоҳир ҳувайдо кард ишқ.
Худ ба худ медид худро баҳри такмили зуҳур,
Бар ману ту ҷилва дар миръоти ашё кард ишқ.
Чун зи ашьё ҳар яке миръоти исми дигар аст,
З-он марой бар дили мо кашфи асмо кард ишқ.
Чун аз асмо ҳасбалимкон хатти худ бардоштам,
Рӯи сери мо зи асмо дар мусаммо кард ишқ.
Хост то бинад ба чашми мо ҷамоли хешро,
Лоҷарам ҷо дар саводи дидаи мо кард ишқ.
То набинад дар ҳама кавну макон ҷуз нури ӯ,
Чашми Ҷомиро ба нури хеш бино кард ишқ.

* * *

Биё, эй орзуи ҷони ошиқ.
Давои дарди бедармони ошиқ.
Қиромалкотибин нанвишта ҳарфе
Ба ҷуз ишқи ту дар девони ошиқ.
Агар фардо на дидори ту бошад,
Шавад боғи ҷаҳон зиндони ошиқ.
Ҳазорон нӯҳро кардаст ғарқа,
Ба гирдоби фано тӯфони ошиқ.
Ба кунҷи фақру кӯи номуродӣ
Агар як шаб шавӣ меҳмони ошиқ,
Қабоб аз дил, шароб аз дида бинӣ,
Муҳайё сохта бар хони ошиқ.
Ба ҷуз хуни ҷигар ҳаргиз муроде
Ғамат нанҳод дар домони ошиқ.
Ба хоки куштагон он нест лола,
Алам зад оташи пинҳони ошиқ.
Бубин назми хуши Ҷомӣ, ки нашкуфт
Чунин гул ҳаргиз аз бӯстони ошиқ.

* * *

Ҳар хазон оядам аз ранғи разон бӯи фироқ,
Зард шуд рӯям аз ин ғам, ки сияҳрӯи фироқ.
Нест чун васли ту холӣ зи мулоқоти рақиб,
Мекашам рахти иқомат ба сари кӯи фироқ.
Баҳри санҷидани сабри дили маҳрум зи васл
Кӯҳи андӯҳ бувад санги тарозуи фироқ.
Доғҳо бар дили ман рӯзи висол оташҳост,
Ки ба ҷо монда пас аз кӯч зи ӯрдуи фироқ.
Бо ту чун дар ҳарами васл наям ҳамзону,
Аз ту маҳрум нишастам паси зонуи фироқ.
Ҳаст майли дилам он сӯй, ки майли дили туст,
Гарчӣ бошад ба масал майли дилат сӯи фироқ.
Ҷомӣ, он беҳ, ки ниҳӣ тан ба заифӣ, чу намонд
Панҷаи сабри туро тоқати бозуи фироқ.

* * *

Эй дар самоъи ишқи ту тасбеҳхон малак,
Дар рақс бар таронаи тасбеҳашон фалак.
Аз арш то ба фарш хурӯш асту ғулғула,
Ал-маҷду ва-л-каромоту ва-л-кибриёу лак[1]
Олоф кардаанд алифи ваҳдати туро
Оҳоди мумкинот, ки сифранд як ба як.
Боқӣ намонд ҷуз алифи ваҳдати ту ҳеҷ.
Аз лавҳи эътибор чу гаштанд ҷумла ҳак.[2]
Бинӣ ба мо, ки чашми ҷаҳонем, рӯи хеш,
В-он чашмро ба ғайри ту кас нест мардумак.
Зоҳид ба кунҷи савмаа машғули дарди хеш,
Ғавғои ошиқон зи симок аст то самак.
Ҳошо, ки бар ту ҷилва кунад шоҳиди яқин,
Сайқал накарда оинаи дил зи занги шак.
Дил бар бало бинеҳ, чу кунӣ даъвии вало,
Кӯҳи балост нақди валои туро маҳак.
Ҷомӣ, зи ишқ гӯй, ки бе шӯри ишқ шеър
Дар коми аҳли завқ таомест бенамак.

[1] Тарҷума аз арабӣ: шукӯҳу кароматy кибриё туроcт
[2] *Ҳак* — сутурда, тарошидашуда

* * *

Дар наъти бақо нест касе бо ту муширик,
Ваҷҳи ту бувад боқиву боқӣ ҳама ҳолик.
Ҳар ҷо зада з-асмои ту Одам дами абно,
Субҳонака ло илма лано гуфта малоик.[1]
Аз зулмати зулфат натавон бурд бурун роҳ,
Гар нури ҷамолат нашавад раҳбари солик.
Дар силки масокини ту суккони савомеъ,
В-аз хайли мамолики ту шоҳони мамолик.
Обид зи ту маҳҷуб ба такмили ибодот,
Ҳоҷӣ зи ту маҳрум ба таҳқиқи маносик.
Аз оми к-ал-анъом[2] маҷӯ ҳиммати покон.
Меъроҷи малоик набувад кори улоик.
Бо ҳирсу ҳаво нест ғизо тоқати воъиз,
Раънои маҷолис набувад марди маъорик.
Гуфтӣ: Бадар ой аз ҳама, то бо ту дароям,
Фалқалбу фидоун лака варрӯҳу казолик.[3]
Ҷомӣ ба ғами ишқи ту аз фазли ту афтод,
Мавлоя камо кунта тафаззалта фаборик.[4]

---

Арабӣ: [1] Ба худои бузургат, ки инро мо намедонем — мегӯянд фариштаҳо
[2] Омиёни мисли ҳайвон
[3] Дилам фидоят, ҷонам ҳамчунин
[4] Мавлои ман, чи тавре ки илтифот кардӣ, (ҳамон хел) дуои хайр кун

* * *

Мароcт аз таби ишқи ту ҷони оташнок,
Ҳабибӣ, анта табибӣ ва ло табиба сивок.[1]
Чӣ суд сӯфии моро риояти суннат,
Чу ҳирси луқма набурд аз даҳони ӯ мисвок.
Куҷо ба водии ваҳдат расад ба наълайне,
Ки баста аст бар он аз дуволи ширк широк.
Ба покдомании ту беҳ пок чашми ман,
Ки кардаам дилу ҷонро зи майли ғайри ту пок.
Маро бас, он ки шавам кушта дар шикоргаҳат,
Мабод аз сарам олоише бар он фитрок.
Танам фитода ба раҳ лоғар устухоне буд,
Қ-аш аз парам саги кӯи ту баргирифт зи хок.
Ба аҷз мӯътариф о, Ҷомӣ, аз ҳақиқати ишқ.
Ки ҳаст аҷз зи идрок ғояти идрок.

---

Арабӣ: [1] Дӯстам, ту табибам ҳастӣ ва ғайри ту нест табибе маро

* * *

Биё, эй зи сар то қадам ҷони пок,
Зи ҳар тан хитоби ту: — Рӯҳӣ фидок!
Зи дасти туам ҳар чӣ ояд хуш аст,
Чӣ оби ҳаёту чӣ заҳри ҳалок!
Ба хоки дарат саҷда мехостам,
Вале бурдам ин орзуро ба хок.
Маро то хаёли ту шуд мурғи дом,
Қафасвор дорам дили чок-чок.
Ба базми хароботиёни ғамат
Агар нест қандили равшан, чӣ бок?!
Ҳамин бас, ки пири муғон барфурӯхт
Ба ҷоми май ин тирадайри мағок.
Ба роҳи ту Ҷомӣ ниҳодаст сар,
Дили дардманду рухи гарднок.

* * *

Эй хату лаб туро ба ҳам наздик,
Хизру оби бақо ба ҳам наздик.
Бар сари кӯи ту зи хории ишқ
Подшоҳу гадо ба ҳам наздик.
Қун вафо ваъдаи ҷафо, ки бувад
Ин ҷафову вафо ба ҳам наздик.
Бо ту ҳамсоягӣ чӣ суд кунад,
Дил зи ҳам дур, ҷо ба ҳам наздик.
Ҳоли чашмам зи абр пурс, ки ҳаст
Ҳар дуро моҷаро ба ҳам наздик.
Шуд танам чун зи раҳ, зи бас ки расид
Аз ту тири ҷафо ба ҳам наздик.
Ҳавасе дон зи ҳадди имкон дур,
Дигарон дуру мо ба ҳам наздик.
Ҷомиву фикри васлат, оре, ҳаст
Ишқу мохӯлиё ба ҳам наздик.

* * *

Мӯҳтасиб дар даст санг андохт дар хумхона чанг,
Вои риндон, гар дар ояд пои хумми май ба санг!
Маҷлиси мастон баҳорнстони айшу ишрат аст,
Гул дар ӯ—рухсори соқӣ, лола-ҷоми лоларанг!
Қосиди вақти хушам дар майкада, мутриб куҷост,
То диҳад дар пои хум домони мақсудам ба чанг?!
Сӯфиям, он дам, ки гардад вақти ман хуш дар самоъ,
Чоки расвоӣ занам дар ҳирқаи номусу нанг.
Дар рухат аз хатти зангорӣ сафои дигар аст,
Гарчи орад бесафоӣ дар рухи ойина занг.
Он кӣ чатраш парри мурғон, маркабаш боди сабост,
Чун равад дар реги оташбор бо ӯ мӯри ланг?
Гунбади нилуфарӣ бо ин ҳама шамъу чароғ
Бе ту Ҷомиро намояд каъбаи торику танг!

* * *

Ҳодии ишқ агар рози ту гӯяд ба ҷабал,
Бошад аз нуқси ҷабал, ғар накунад рақс ҷамал[1]
Ҳар кӣ аз зикри ҷамолат чу ҷамал рақс накард,
Манеҳаш ном каланъом, к-аз он ҳаст азал.
Қай кунад рӯй чу зоҳид туруш аз талхии айш
Марди ориф, ки бувад ғарқаи дарьёи асал?!
Чун диҳӣ ваъда, ба таъкиду қасам ҳоҷат нест,
Қони иқон бувад аз лаъли лабат лайту лаъал.
Лаззати гуфтаи Маҷнун нашиносад ҳаргиз
Ҳар кӣ дар ишқи ғизолон насурудаст ғазал.
Ҷаҳли кӯрони ҳарам бин, ки Муҳаммад ҳозир,
Толиби нури худо аз рухи Лотанду Ҳубал[2].
Ҷомӣ, аз мадраса асрори ҳақиқат маталаб,
Ки дар ин масъала завқе надиҳад баҳсу ҷадал.

---

[1] *Ҷамал* — шутур

[2] *Лот ва Хубал* — номи ду буте, ки арабҳо пеш аз дини ислом мепарастиданд.

* * *

Соқиё, хез к-аз муҳаввали ҳол
Рӯзи ишрат ниҳод рӯ ба завол.
Рӯза хоҳад ҳиҷоби мо гаштан
Аз шароби ҳарому нуқли ҳалол.
Чун расад даври ман, иноят кун
Ончунон косаҳои моломол.
Кӣ расонад зи салхи шаъбонам
Масти тофеҳ ба ғурраи шаввол?!
Мастии ҳоли ман шавад, ки барад
Зикри мозиву фикри истиқбол.
Мутрибо, ӯди хушнаво тифлест,
Ҷо диҳаш дар канор чун атфол!
То дароянд ба нола тифлосо,
Гӯши ӯро ба дасти лутф бимол.
Нолаи ӯ маро ба кишвари ҷон
Барад аз тангнои ҳиссу хаёл.
Дар ҳавои фазои фақру фано
Тоири ҳимматам занад пару бол.
Ба мақоме расам, ки чун Ҷомӣ
Қудсиён аз нишемани иқбол
Дар ман оварда рӯи худ гӯянд:
—Марҳабо, марҳабо, таол, таол!

* * *

Айюҳассоқӣ, адиркаъса-л-мудом,[1]
Чанд дорӣ дурам аз май талхком?
Пеши зоҳид май ҳаром омад, вале
Назди ошиқ тарки май бошад ҳаром.
Файзи май ом асту хосу омро
Чист ҳирмон, хоси ман з-ин файзи ом.
Бодаам ишқ асту ҷомам рӯи ёр,
Ваҳ, чӣ бода-ст ин, ки менӯшам зи ҷом?
Ҷомро аз вай расад ҳар дам мадад,
З-он нагардад даври он ҳаргиз тамом.
Балки ҷому май бувад ин ҷо яке,
Қас надонад, к-ин кадом аст, он кадом.
Чун шиносам ҷомро аз май, ки ҳаст
Ҷом чун май мушкбӯю лаълфом?
Рангу бӯи ҷоми май, нохӯрда май,
Мераҳонад мардро аз нангу ном.
Ин ғазал Ҷомӣ аз он май рашҳаест,
Чун раҳиқаш соз мискуял хитом.
Бисми ман юҳьё биҳи рӯҳ-л-карам,[2]
Бисми ман яқвӣ биҳи рӯҳу-л-киром.[3]
Менагунҷад васфи ӯ дар савту ҳарф,
Шаммае гуфтам зи васфаш, вассалом.

---

[1] Соқӣ кадаҳи майеро дардеҳ
[2] Ба номи касе, ки зиндааст бо ӯ рӯҳу-л-карам
[3] Ба номи касе, ки тавоност бо ӯ рӯҳу-л-киром

* * *

Субҳ асту аз хумори шабам монда талх ком,
Ҳота-с-сабӯҳа саббаҳ акаллоҳу ё ғулом[1]
Дар базми ту ба даври паёпай чӣ ҳоҷат аст?
Як ҷоми нимхӯрди ту бошад маро тамом.
Хом аст, ҳар кӣ пухт хаёли вуҷуди ғайр,
Хушвақт пухтае, ки бираст аз хаёли хом.
Зоҳид гирифт субҳа ба каф, сайди омро
Аз мӯҳра кард донаву аз ришта сохт дом.
Машҳури шарҳ шуд ба камоли вараъ, вале
Онро, ки радди хос, чӣ суд аз қабули ом?
Шайхе чу ҷом нест муридони ишқро,
Хуш он ки дод дасти иродат ба Шайхи Ҷом.
Ҷомӣ зи Шайхи Ҷом талаб кун давоми файз,
К-аз файзи ӯст ишрати майхорагон мудом.

---

[1] Сабӯҳи дех, эй писар, худо шодрӯ гардонадат

* * *

Бар авҷи ҳусн рӯи ту моҳе бувад тамом,
Моҳияти ҷамоли ту ин аст вассалом.
Мустағраќи мушоҳидаи он ду рух шудам,
З-он фориғам, ки моҳ кадом асту хур кадом.
Зулфат чу соя аз сари сарват фитад ба хок,
Бодам ба ғарқи сояи сарви ту мустадом.
Шайхони норасида чӣ донанд қадри ишқ,
Қам ҷӯй таъми пухтагӣ аз меваҳои хом!
Аз зарқу ҳила дом ба ҳар сӯ ниҳодаанд,
То оваранд мурғи дили ҷоҳиле ба дом.
Дар тангнои сурати тақлид мондааст
Зоҳид паи муҳофизати эътиқоди ом.
Ҷомӣ, ки пай ба машраби таҳқиқ бурдааст,
Рағми авомро ба кафи худ ниҳода ҷом.

* * *

Биншин даме, ки пеши рухат зорие кунам,
Бо турраи ту шарҳи гирифторие кунам.
Дилро, ки аз кудурати айём бесафост,
Аз нури талъати ту сафокорие кунам.
Дорам ҳавои қадди ту, бар ёд қадди туст,
Гар сарвро ба боғ ҳаводорие кунам!
То дидаам, ки пурсиши бемор мекунӣ,
Ҳар дам зи ту баҳонаи беморие кунам.
Арзад ҳазор нофаи Чин тори зулфи ту,
Он дастгоҳ ку, ки харидорие кунам?!
Душвор бошад аз ту маро сабр як нафас,
Ҳарчанд сабр бар ҳама душворие кунам.
Ман Ҷомиям, ба нодира гуфтан масал, даме
Шав мустамеъ,[1] ки нодирагуфторие кунам!

---

[1] *Мустамеъ* — сомеъ, шунаванда, гӯшкунанда

* * *

Ман он наям, ки паи ҳифзи эътиқоди авом
Кашам иноии иродат зи нуқли бодаву ҷом!
Дарой соқиву дар соғари булӯрин рез
Шароби лаъл алорағми қаланъом!
Аз он шароб, ки чун аз худат халос диҳад,
На исму расм гузорад туро, на нангу на ном.
Аз он шароб, ки чун ҷуръае зи соғари ӯ
Расад ба хок, дамад рӯҳ дар рамими изом.[1]
Аз он шароб, ки чун мутлақат кунад ба раҳе,
Зи қайди бандагии офаридаи авҳом.
Зи ваҳм рӯй бигардон, ки дар шариати ишқ
Якест обиди авҳому обиди асном.
Ба сирри ин сухан он зинда пай барад, Ҷомӣ,
Ки ҳам зи куфр мубарро бувад, ҳам аз ислом.

[1] Рамими изом — устухонҳои пӯсида

* * *

Биншин даме, ки пеши рухат зорие кунам,
Бо турраи ту шарҳи гирифторие кунам.
Дилро, ки аз кудурати айём бесафост,
Аз нури талъати ту сафокорие кунам.
Дорам ҳавои қадди ту, бар ёд қадди туст,
Гар сарвро ба боғ ҳаводорие кунам!
То дидаам, ки пурсиши бемор мекунӣ,
Ҳар дам зи ту баҳонаи беморие кунам.
Арзад ҳазор нофаи Чин тори зулфи ту,
Он дастгоҳ ку, ки харидорие кунам?!
Душвор бошад аз ту маро сабр як нафас,
Ҳарчанд сабр бар ҳама душворие кунам.
Ман Ҷомиям, ба нодира гуфтан масал, даме
Шав мустамеъ,[1] ки нодирагуфторие кунам!

[1] *Мустамеъ* — сомеъ, шунаванда, гӯшкунанда

* * *

Ман он наям, ки паи ҳифзи эътиқоди авом
Кашам инони иродат зи нуқли бодаву ҷом!
Дарой соқиву дар соғари булӯрин рез
Шароби лаъл алорағми каланъом!
Аз он шароб, ки чун аз худат халос диҳад,
На исму расм гузорад туро, на нангу на ном.
Аз он шароб, ки чун ҷуръае зи соғари ӯ
Расад ба хок, дамад рӯҳ дар рамими изом.[1]
Аз он шароб, ки чун мутлақат кунад ба раҳе,
Зи қайди бандагии офаридаи авҳом.
Зи ваҳм рӯй бигардон, ки дар шариати ишқ
Якест обиди авҳому обиди асном.
Ба сирри ин сухан он зинда пай барад, Ҷомӣ,
Ки ҳам зи куфр мубарро бувад, ҳам аз ислом.

---

1 Рамими изом — устухонҳои пӯсида

* * *

Амаррун ало болиёти-л-хиём[1]
Ва абкӣ алайҳо букса-л-ғиём[2]
Қаҳин хаймаҳое, к-аз ин пеш дошт
Дар он Салмию оли Салмӣ мақом,
Дарего, ки аз даври гардун фитод
Чунон силки ҷамъияте з-интизом.
На пайдост з-он хаймаҳо ҷуз нишон,
На боқист аз хаймагӣ ғайри ном.
Сутунҳои он хаймаҳо зери хок.
Зи ҳам рехта чун рамими изом.
Зи омад-шуди бод итнобашон
Гусаста зи ҳам чун уҳуди лиём.
Дар оромгоҳи ғизолони шӯх
Чаро карда гӯрони ногашта ром.
Қадамгоҳи кабки хиромон шудаст
Гузаргоҳи зоғони нохушхиром.
Чу не субҳ, не шом ёбад хабар
Аз он рафтагон, лоҷарам, субҳу шом,
Кунад Ҷоми аз ҷону дил сӯяшон
Ҳазорон таҳийят равону салом.

---

Арабӣ; [1] Бигзарам ба харобаҳои манзилҳо
[2] Ва бигирьям чун гиристани абр

* * *

Кӣ гӯяд саломи мани мустаҳом[1]
Ба ҷонон, ки кардаст дар ҷон мақом.
Дар ӯ баски гум кардаам хешро,
Намедонам ӯ кист ё ман кадом.
Ҳама ӯст ман дар миён кистам?
Намондаст бо ман зи ман ғайри ном.
Агар ман ба ҳурмат саломаш кунам,
Фаминҳу алайҳи якунуссалом[2].
В-агар ӯ ба раҳмат хитобам кунад,
Фаминҳу илайҳи яъдулкалом.[3]
Бутон ҷони покандy сорӣ[4] дар он
Ҷамоли азал ҳамчу бода мудом.
Зи Ҷомӣ чӣ айб ар хӯрад ҷомро,
Чу дар машрабаш айни бодасту ҷом.

---

1 *Мустаҳом* — ғамгин, ҳайрон, волаву шайдо.
2 Арабӣ: ва аз вай барои (вай) — ман салом мешавад.
3 Арабӣ: Ва аз вай барои (вай) калом бармегардад
4 *Сорӣ* — сирояткунанда, гузаранда аз чизе ба чизе

* * *

Бе ту дорам зи ҷудо мурдан бим,
Рӯй бинмо, ки кунам ҷон таслим.
Шуд ду ним аз ту дили хаста, чаро
Аз мани хастадиле бар як ним.
Дорам, эй ахтари фархунда, зи ту
Рух пур аз ҷадвали хун чун тақвим!
Гар ба даврони ту будӣ Ёқут,[1]
Хат зи лаъли ту гирифтӣ таълим.
Мешавад гирди миёнат ҳалқа
Қамарат тангтар аз ҳалқаи мим.
Қай расад пеши ту ғамномаи мо,
Қосид ар мурғ шавад, пайк насим.
Ҷомӣ аз реги ҳарам бори сафар
Басту бар хоки дарат гашт муқим.

---

[1] Ёқути Ҳамавӣ — хушнависи машҳур

* * *

Ба чашми ту з-инсон, ки сайде ҳақирам,
Қай аз ғам сози̅ мушарраф ба тирам?
Чу бар ман каши̅ тир, тарсам, ки тират
Ба ман норасида, зи шоди̅ бимирам.
Бароварда дасти ниёзам, ки шояд
Бад-ин даст домони васли ту гирам.
Ба меҳри ту ҷунбам, ба ғирди ту гардам,
Дар ин шева ин ку̅ҳна чарх аст пирам.
Паи мурғи васли ту бошад сафире,
Чу шабҳои ҳиҷрон барояд нафирам.
Ба чашми тараҳҳум ба ман бин, на охир,
Ба шаҳрат ғарибам, ба домат асирам.
Чи̅ ҳоҷат ба мутриб, чу хуш сохт, Ҷоми̅,
Наи килки ту аз навои сарирам!

* * *

Ваҳ, ки аз пой дарафканд ғами он писарам,
Чӣ бало буд, ки пиронасар омад ба сарам!
Ишқу пирӣ насазад, кун мадад, эй бахти сиёҳ,
То ба дуди ҷигар аз мӯй сафедӣ бибарам.
Ғами он тозаҷавон аз ғами пирим раҳонд,
Бо ғами ӯ чу ҷавонам, ғами пирӣ чӣ хӯрам
Гарчи аз сайри маҳу сол маро умр гузашт,
Омад аз давлати ӯ навбати умри дигарам.
Пуштам аз меҳнати айём хамидаст, вале
Дар раҳи ишқу вафо аз ҳама кас росттарам.
Пурбар омад дилам аз хуни ҷигар ғунчасифат,
Ҷои он дорад агар бар тани худ ҷома дарам.
Гуфтамаш: — Зуд зи Ҷомӣ магузар, гуфт, ки ман
Умри ӯям, чӣ аҷаб, з-он ки равон мегузарам.

* * *

Ба хоки дарат рехт ашк имшабам.
Баромад ба авҷи шараф кавкабам.
Ба побӯси ту то кушодам даҳон,
Фароҳам намояд зи шодӣ лабам.
Маҷӯ беш набзи маро, эй табиб,
Ки ҷастаст аз шӯълаҳои табам.
Зи чаҳ мерасад ташнаро обу ман
Чунин ташналаб з-он чаҳи ғабғабам.
Зи ғам медиҳам ҷон, вале медамад
Хаёли лабат рӯҳ дар қолабам.
Ману дарси ишқат, ки талқин накард
Муаллим ҷуз ин ҳарф дар мактабам.
Қашам, ё раб, аз дасти бедод ҳаҷр,
Бувад доди Ҷомӣ диҳад «ё рабам».

* * *

Додиям даст, чу диди ба раҳи худ пастам,
То наяфкандиям аз по, нагирифтӣ дастам.
Гарчи шуд суда маро пой ба роҳи талабат,
Кардам аз тораки сар пою зи по биншастам.
Як сари нохунам аз сина намондаст дуруст,
Баски аз дасти ғамат сина ба нохун хастам.
Ҳастиям шуд ҳама дар роҳи таманнои ту нест,
Нестам ҷуз ба таманнои ту, ҳар ҷо ҳастам.
Дошт дар тафриқа ғамҳои пароканда маро,
Бар ту ошиқ шудаму аз ҳама ғамҳо растам.
Ҳар замон дар сифати ҳусни ту ҳамчун Ҷомӣ
Бар сари лавҳи сухан нақши дигар мебастам.
Чун рухи хуби ту дидам, зи ҳама шарманда
Пора кардам вараќи хешу қалам бишкастам.

* * *

Чун тоб наёрӣ, ба ту гар дида фурӯзам,
Он беҳ, ки ба мижгон зи рухат дида бидӯзам.
Танг омадӣ аз ман, макушо дар назарам рӯй,
Бнгзор, ки аз оташи шавқи ту бисӯзам.
Хоҳам чу маҳи нав зи ту ангуштнамо шуд,
З-ин гуна, ки коҳад ғами ту рӯз ба рӯзам.
Дил хун шуду сар хок ба роҳи ғами ишқат,
Дар дил ғаму дар сар ҳаваси туст ҳанӯзам.
Шаб шӯълаи оҳам зи ту бар сақф алам зад,
Ҳар най шуд аз он машъалаи хонафурӯзам.
Аз кашмакаши ҳаҷр камонест хамида
Ин тан, ки бар ӯ хушк шуда пӯст чу тӯзам.
Мӯ гуфтаму Ҷомӣ зи миёни ту сухан ронд,
Ҷуз хотири доно, ки кунад фаҳми рамузам.

* * *

Истода ба сар аз оҳи дамодам дудам,
Ман ҳамоно шуда аз оҳ алифи мамдудам.
Ҳамчу дудам зи худ, эй шамъ, чӣ месӯзӣ дур,
Гарна пешат зи сияҳкории худ мардудам.
Бар мани дилшуда ҳар ранҷ, ки буд, аз ман буд,
Тарки худ кардаму аз ранҷи ҷаҳон осудам.
Чеҳра судан ба кафи пои ту тарки адаб аст,
Ин қадар баски ба хоки кафи поят судам.
Бодаи ишратам аз хуни ҷигар соф нашуд,
Гарчи умре зи мижа хуни ҷигар полудам.
Ман зи диди ту чӣ лофам, ки ту покоинӣ,
Ҳар чӣ дар чашми ман омад, ки туӣ, ман будам.
Чанд гӯӣ, ки макун саҷдаи хубон, Ҷомӣ,
Пеши ҳар кас, ки барам саҷда, туӣ масҷудам!

* * *

Нест ҷуз рух ба кафи пои ту судан ҳавасам,
Дорам уммед, ки мабзул бувад мултамасам.
Ман кӣ бошам, ки кунам ҳамнафасӣ бо чу туе,
Ин қадар бас, ки ба ёди ту барояд нафасам.
Меравам гоҳ ба по, гоҳ ба сар дар раҳи ишқ,
Дил аз ин васваса фориғ, ки расам ё нарасам.
Мондам аз қофилаи каъбаравон боз, вале
Вақт хуш мекунад аз дур садои ҷарасам.
Ҷуз маро давлати раҳбӯсии ин қофила нест,
Ҳеҷ ғам нест, гар аз каъбаравон боз пасам.
Ба туфайли саги кӯят шудаам кас, варна
Аз касӣ дурам аз он ҷост, ки ман ҳеҷкасам.
Чанд пурсӣ, ки дар ин боғча Ҷомӣ, ту кийӣ?
Ту гулу сарвиву дар пои ту ман хору хасам.

* * *

Нишонн пои сагонат, ки дар замин бинам,
Бар осмони шараф ҳаст икди Парвинам.
Бар он сарам ба раҳат карда пой аз сари хеш,
Ки то ба ҷост сари ман, аз пой наншинам.
Ҷамоли оразу хатти ту ёд меояд,
Ба гирди сафҳаи боғ аз хати раёҳинам.
Чу омадӣ ба сарам умри рафта боз омад,
Бирафт ҷон, чу хиромон шудӣ зи болинам.
Қунад хароши ғамат соз чун бирешими чанг
Ҳазор нола зи ҳар тори далқи пашминам.
Чӣ гуна лоф занам бо касон зи дини дуруст,
Ҳазор рахна зи ишқи ту беш дар динам.
Чунин ки чархи дағо мӯҳрадузд шуд, Ҷомӣ,
Аз ин бисот ҳамон беҳ, ки мӯҳра барчинам.

* * *

Хезед, ҳарифон, ки ба майхона дароем,
Салхи рамазон аст, ба май рӯза кушоем.
Дарди сари тасбеҳу таровеҳ шуда охир,
Гулбонгзанон рух ба дари майкада соем.
Ҳар занг, ки аз савми риё оинаи дил
Бастаст, ба ҷоми маи софӣ бизудоем.
Тарсам, ки гар имшаб зи қадаҳ даст бидорем,
Фардо зи надомат сари ангушт бихоем.
Мо дурдкашонем, ки ҷамъияти хотир
Дарьюзакунон аз назари аҳли сафоем.
Дорем ба каф оинаи ҷом, ки дар вай
Маҳбуби азалро ба муҳиббон бинамоем.
Он қавм, ки бе сабқи амал аҳли қабуланд,
Ҷомӣ ба тараб кӯшу қадаҳ нӯш, ки моем.

* * *

Шудам ба боғ, ки кунҷи фароғате ҷӯям,
Ғамат зи пардаи дил хайма зад ба паҳлӯям.
Шудам чу оина софӣ зи шустушӯи сиришк,
Бад-ин баҳона, чӣ бошад, ки бингарӣ сӯям?!
Агарчӣ рӯй ба рӯям наменнҳӣ, боре
Фитад зи рӯи ту як бор акс бар рӯям.
Сиришки ман на зи хун сурх шуд, ки бе рӯят
Хаёли лолаву гулро зи дида мешӯям.
Зи ҳавли фурқати ту мӯи ман сафед шавад,
Агарна дуди дил ояд зи бехи ҳар мӯям.
Пас аз вафот чу борони раҳмат ар бирасӣ,
Ба хок ман зи замин ҳамчу сабза баррӯям.
Магӯ, ки аз қаду зулфам сухан магӯ, Ҷомӣ,
Ки ҳар чӣ ҳаст каҷу рост, аз ту мегӯям.

* * *

Зи саҷдае, ки набошад дар абрӯят рӯям,
Ба пешат аз хан хиҷлат ҷабин ҳамешӯям.
Чунон зи меҳри ту нур шуд дилам, ки метобад
Ҳилоли нур зи ҳар устухони паҳлӯям.
Зи майли абрӯи ту даст доштам, чӣ кунам,
Намерасад ба камони ту зӯри бозуям.
Шабе, ки бе ту ба зону нихода рӯ гирьям,
Ба як-ду дам гузарад сели хун зи зонуям.
Бар остони ту меистам ба қасди намоз,
Суҷуди хоки даратро баҳона меҷӯям.
Ба сони нуқта манам дар миёна бесару пой,
Гирифта доираи ишқи ту зи ҳар сӯям.
Зи ҷоми ишқ ғизоле чу Ҷомиям шуда маст,
На баръабас ғазали ошиқона мегӯям.

* * *

Дардо, ки даромад ба дарат пой ба сангам,
Шуд пои гузаштан зи сари кӯи ту лангам.
Дар баставу девор баланд аст, бурун о,
Қ-аз тангдилӣ бо дару девор ба ҷангам.
Аввал рухи ман зард шуд, он гоҳ ба хун сурх,
Савдои ту гардонд басе ранг ба рангам.
Хилватгаҳи васл аст, макун банди қабо танг,
Қ-аз пираҳанат ҳам мани дилхаста ба тангам.
Шуд қомати ман чангу навои тарабам нест,
Сарриштаи васли ту наяфтод ба чангам.
Рӯи ту маро ойинаи сунъи илоҳист,
Гӯ хатти ту мапсанд бар он ойинаи зангам.
Гуфтӣ, ки чу Ҷомӣ зи сари ҷон бигузар зуд,
Дар маърази ҳукми ту чӣ имкони дарангам?!

* * *

Чу даст бе ту бад-ин чашми ашкбор барам,
Ба остин зи мижа дурри шоҳвор барам.
Миёни ашк шудам ғарқа, ошное ку,
Ки рахти хеш аз ин мавҷ бо канор барам?
Ба ҳар баҳона барӣ рӯзғор пеши рақиб,
Ту рӯзгор бариву ман интизор барам.
Барои ҳоҷати васлат бас аст машъали оҳ,
Чӣ ҳоҷат аст, ки шамъе ба ҳар мазор барам.
Зи нола дарди сари шаҳриён диҳам шабу рӯз,
Хуш он ки дарди сари хеш аз ин диёр барам.
Зи ҷоми давр, ки мастӣ ту з-ону ман махмур,
Ту завқи мастиву ман талхии хумор барам.
Ту навғизоливу ман Ҷомии ғазалпардоз,
Ки аз ту пай ба ғазалҳои обдор барам.

* * *

Гунохи ишқи бутон, гарчи сохт номасиёҳам,
Бас аст хатти узори ту узрхоҳи гуноҳам.
На қатраҳост зи ашкам ба рӯи зард фитода,
Задаст обилаҳо чеҳра аз забонаи оҳам.
Ҳазор тан бувадам, кошкӣ, ки баҳри қудумат
Дар интизор нишинад яке ба ҳар сари роҳам.
Миёни халқ ҳамебандам аз ту чашми ҷаҳонбин,
Вале ба дидаи дил нест ҷуз сӯи ту нигоҳам.
Бубин, чӣ субҳи саодат дамид тирашабамро,
Ки дида бар рухат афтод бомдоду пагоҳам.
Зи баски костам аз ғам, бас аст сояи торе
Зи турраи ту зи гармои рӯзи ҳаҷр нахоҳам.
Магӯ ба ишва, ки Ҷомӣ, чӣ хоҳӣ аз талаби ман?
Ба хоки пои ту савганд, к-аз ту ҷуз ту нахоҳам!

* * *

Чеҳраи зард зи хун баста ҷигар таҳ ба таҳам,
Сурхрӯӣ ба ҷуз ин нест зи бахти сияҳам.
Ҷӯи хун гирди ман аз дида даромад, чӣ кунам?
Қуввати пой надорам, ки аз ин ҷӯ биҷаҳам.
Гар диҳад ҷойгаҳам пеши худ он силсиламӯӣ,
Натавон дошт ба занҷир дигар ҷо нигаҳам.
Нест мақсуди ман аз ишқи бутон айшу хушӣ,
Ғараз он аст, ки аз нохушии худ бираҳам.
Шустам аз занги риё хирқаи худ сӯфивор,
Мастаба савмааву майкада шуд хонақаҳам.
Ба яке гӯшаам аз майкада гар бор диҳанд,
Далқу саҷҷодаи тазвир ба як гӯша ниҳам.
Дасти Ҷомӣ бувад у домани ҷонон, яъне
Бидиҳам ҷон зи кафу домани ҷонон надиҳам.

* * *

Эй навҷавон, ки дил ба каманди ту бастаам,
Раҳме намо, ки пиру заифу шикастаам.
Чил сол дар муҷоҳада[1] умрам чу сарф шуд,
Пиндоштам, зи меҳри бутон бозрастаам.
Барбод дода ҳосили чилсола ин замон,
Бо доғи ту ба гӯшаи меҳнат нишастаам.
Бо он ки аз қудуми ту дар тангнои ҳаҷр
Бар рӯи хештан дари уммед бастаам,
Овози пою бонги даро чун шунидаам,
Бе хештан ба рӯи ту аз ҷой ҷастаам.
Гашта ҳилоле аз сари ҳар нохунам падид,
Аз шавқи абрӯвони ту чун сина хастаам.
Гуфтӣ, ки чист ҳоли ту, Ҷомӣ, ба кунҷи ғам?
Пайванд бо ту кардаву аз худ гусастаам.

---

[1] *Муҷоҳада* — ҷидду ҷаҳд, саъй, кӯшиш

* * *

Дида аз ҷилваи бутон бастем,
Дар бубастему аз бало растем.
Буд доме зи зулфашон ҳар мӯй,
Ба саломат зи домашон ҷастем.
Чун наёмад ба даст доманашон,
По ба доман кашида биншастем.
Нақди зоҳид ҷавоҳири саҳбаст,
Мо аз ин нақдҳо тиҳидастем.
Бӯи май дод хоки майхона,
Солҳо шуд зи бӯи он мастем.
Бин каромат, ки чун ба шишаи май
Тавбае ҳамчу санг бишкастем.
Гуфтай, масти кистӣ, Ҷомӣ?
Масти ишқем, ҳар куҷо ҳастем!

* * *

Шаб, ки сар аз ҳалқаи силки сагонат барзанам,
Тавқдори ҳалқаи дум бод аз эшон гарданам.
Меҳру маҳ тобад зи равзан в-ар ту меҳмонам шавӣ,
Бар фалак тобад фуруғи меҳру моҳ аз равзанам.
Дар тан аз пайванди дил ҳар ҷо фитода оташест,
Ҷои он дорад, агар дилро аз ин тан барканам.
Ҳамчу соя бо ман аз ҳастии ман чизе намонд,
Қад намо чун сарв, то худро ба поят афканам.
Баски захми тирборони ғамат бар ман расид,
Чашмасори меҳнату дард аст аз ин борон танам.
Соя андозам зи кӯят хаймасон бар боғу роғ,
Гар нагардад кӯҳи андӯҳи ту мехи доманам.
Ҷомӣ, аз сӯзи дарун гаштам басе равшанзамир,
Сайқали ойина шуд хокистари ин гулханам.

* * *

Не моҳманзаре, ки назарбозие кунам,
Дар пояш уфтода сарафрозие кунам.
Не ошиқе, ки чун ба лаб орад суруди шавқ,
Бо ӯ дар он тарона ҳамовозие кунам.
Не сӯфие, ки чун шавадаш кашф рози ғайб,
Бо ӯ ба кунҷи савмаа ҳамрозие кунам.
Не фозиле, ки чун фиканад дар миён сухан,
Аз назму наср нодирапардозие кунам.
Чун соҳати амал зи кӯҳан тарҳҳо тиҳист,
Шуд вақти он ки тарҳи навандозие кунам.
Дар кунҷи бенавоиву байғулаи ҷамол
Бар чанги фақру фоқа навосозие кунам.
Ҷомӣ, ки дода суду харида зиёни хеш,
Бо ӯ дар он муомала анбозие кунам.

* * *

Иди фитр аст, биё, то ба май ифтор кунем,
Идгаҳ хоки дари хонаи хаммор кунем.
Он чӣ дар савмаа з-ин пеш ниҳон мекардем,
Ин замон бо дафу най бар сари бозор кунем.
Шайхи саҷҷоданишинро ба сари роҳ барем,
Роҳиби майкадаро воқифи асрор кунем.
Орифе зиндадиле раста зи худ гар ёбем,
Ҳама асрори ҳақиқат ба вай изҳор кунем.
Манъи воъиз зи хурофот зи ғавғои авом
Натавонем, валекин ба дил инкор кунем.
Ёри мо шоҳиди ишқ омаду боқӣ ҳама ғайр,
Чанд рӯ тофта аз ёр, дар ағёр кунем?!
Нест ҷуз сурати девори ҷаҳон, Ҷомӣ, чанд
Пушт бар қиблаи ҷон, рӯй ба девор кунем?

* * *

*Хуш он, ки рӯи ту бинам,* дар изтироб шавам,
Чу зарра рақскунон маҳви офтоб шавам.
Зи рух ниқоб барафкан, худойро, з-он пеш,
Ки зери хок зи ҳаҷри ту дар ниқоб шавам.
Ба ранги ҷомаи ту кас мабод, чанд зи дур
Ба дидани ту ба ҳар дигаре хароб шавам?
Лаби ту ҳаст, ба рахшанда лаъл чун нигарам,
Ба каф зулол чаро ташна дар сароб шавам?
Чу *хайма гар накунӣ* соя бар сарам, ин бас,
Ки тавқдори ту аз ҳалқаи таноб шавам!
Зи хоби марг шавад ҷони ошиқ осуда,
Биё, ки дар қадамат сар ниҳам, ба ҳоб шавам.
Ба гирья гуфтаи Ҷомӣ чу хонам аз ғами ту,
Қанору ҷайб пур аз гавҳари хушоб шавам.

* * *

Ба дил дарде аҷаб дорам, намедонам, ки чун гирьям,
Дило, хун шав, ки то бар дарди худ
як лаҳза хун гирьям.
Кунад тадбир ақли зӯфунун, то созадам хандон,
Мани девона аз тадбири ақли зӯфунун гирьям.
Танам пур захми корӣ, синаам пурдоғи беёрӣ,
Гаҳе бар захми берун, гоҳ бар доғи дарун гирьям.
Маро тамкини олигавҳаре дорад чунин гирьён,
Баҳона мекунам, к-аз гардиши гардуни дун гирьям.
Шавад занҷир бар занҷир мавҷи сели ашки ман,
Чу дар зиндони меҳнат по ба занҷири ҷунун гирьям.
Чу мотамдидагон бинам дар ин ҷонкоҳ дарди худ,
Физоям гирья ҳар якрову аз ҳар як фузун гирьям.
Магӯ, Ҷомӣ, ки таскин деҳ ба афсун гирьяи худро,
Ки ман аз ишваи ҷодувашони пурфусун гирьям.

* * *

Ёри мо ёри дигар кард, чӣ тадбир кунем?
Қиссаи мушкили худ пеши кӣ тақрир кунем?
Дӯсти душман бувад он сангдилу душмани дӯст,
Ҳадди мо нест, ки ин қоида тағйир кунем!
Қоғазу килк чу печанд сар аз қиссаи мо,
Бар рухи зард ба хуни мижа таҳрир кунем.
Пири мо гуфт: — Бутон мазҳари ҳусни азаланд,
Мо назар дар рухашон аз назари пир кунем.
Сирри ваҳдат талабад хоҷаву мо ҳайронем,
Ки аз ин нуктаи нозук ба чӣ таъбир кунем.
Баҳр, гӯем, падид омада дар сурати мавҷ,
З-ин зиёдат натавонем, ки тасвир кунем.
Ҷомӣ, абнои ҷаҳон дар гилаанд аз мо, хез,
То аз ин марҳилаи пургила шабгир кунем.

* * *

Бархез, то ба азми тамошо бурун равем,
Аз тангнои шаҳр ба саҳро бурун равем.
З-ин дом пой гиру каманди гулӯ фишор,
Чун саркаш оҳувон ба таки по бурун равем.
Ҳар ҷо, ки ҳаст ҷо, ҳама тангиву тирагист,
Ҷое, ки ҷо набуд, аз он ҷо бурун равем.
Чун қудсиён зи фарри таҷарруд кунем пар,
Паррон зи тоқи торами мино бурун равем.
Дар санглохи ҳирс шавад пай саманди азм,
Раҳ карда бар нишемани анқо бурун равем.
Бошад, ки аз кудурати ҳастӣ раҳем боз,
Бар каф гирифта ҷоми мусаффо бурун равем.
Моро дар ин сулук чу мо нест монеъе,
Ҷомӣ, зарурат аст, ки бе мо бурун равем.

* * *

Бе рухат чун ба чаман роҳ кунам,
Сӯи гул бингараму оҳ кунам.
Шарҳи ҳолам чу ғам орад, ҳошо,
Ки зи ҳоли худат огоҳ кунам.
Қиссаи ҳаҷр дарозу ту малул,
Адаб он аст, ки кӯтоҳ кунам.
Кафш зан аз сари хорӣ ба сарам,
То кулоҳи шарафу ҷоҳ кунам.
Қасди ман рӯи ту бошад, ҳар ҷо,
Зикри меҳру сифати моҳ кунам.
Ҳар шабе то сари кӯят ҷонро
Ҳамраҳи оҳи саҳаргоҳ кунам.
Гар дилат мурдани Ҷомӣ хоҳад,
Кор бар мӯҷиби дилхоҳ кунам.

* * *

Ҳарчанд ҷуз фиребу фусунат наёфтам,
Як дам зи ҷони хеш бурунат наёфтам.
Ҳар ҷо, ки ҳаст, чун ҳама ному нишони туст,
Дар ҳайратам зи хеш, ки чунат наёфтам?
Барҳам задам бунафшаву сунбул басе чу бод,
Бӯе зи хатти ғолиягунат наёфтам.
Чашми бад аз ту дур, ки кам рух намудиям,
Қ-аз навбати гузашта фузунат наёфтам.
Ҳаргиз ба сӯи ман нагузаштӣ, к-аз ашки хеш
Доман чу гул кашида ба хунат наёфтам.
Ту он забонкушӣ, ки гаҳи қатли саркашон
Майле ба ошиқони забунат наёфтам.
Ҷомӣ, асири силсилаи зулфи кистӣ,
Қ-озодагӣ зи қайди ҷунунат наёфтам?!

* * *

Чораи ишқи ту сабр аст, надонам, чӣ кунам?
Гар тавонам бикунам, в-ар натавонам, чӣ кунам?
Кори ман бе рухи ту ғайри шикебоӣ нест,
Гар маозиллаҳ, аз ин кор бимонам, чӣ кунам?!
Ишқ муставливу аз ман ту чунин мустағнӣ,
Қиссаи мушкили худ пеши кӣ хонам, чӣ кунам?
Чанд гӯӣ, ки маро ном мабар пеши касон,
Ғайри номи ту наёяд ба забонам, чӣ кунам?
Бе ту дил хун буваду дидаи пурхун ғирьён,
Агар аз дидаву дил хун нафишонам, чӣ кунам?
Шуд пур аз хун дили ман ғунчасифат бе рухи ту,
Ҷома бар хеш чу гул гар надаронам, чӣ кунам?!
Гуфтиам, мурдагии худ маталаб, Ҷомӣ, беш,
Бе ту аз зиндагии хеш ба ҷонам, чӣ кунам?!

* * *

Зи ҳиҷрон мурдаам, ҷоно, напиндорӣ ки ҷон дорам,
Ба мизроби ғамат чун чанги беҷон ин фиғон дорам.
На тан дон ин, ки мебинӣ, паи қӯти сагони ту
Кашида дар даруни пӯст муште устухон дорам.
Зи ту набвад тиҳӣ як лаҳза беруну даруни ман,
Ҳамеша ёди ту дар ҷону номат бар забон дорам.
Макун тӯҳмат, ки рози ишқи ман бар ину он гуфтӣ,
Ки аз худ низ агар дастам диҳад, онро ниҳон дорам.
Якеро нақди имрӯзу якеро насьяи фардо,
Зи савдоят мани муфлис на ин дорам, на он дорам.
Бувад, к-андар паси номус монӣ, меҳрубон гардӣ,
Ба ҳар кас гуфтаам ҳар ҷо, ки ёри меҳрубон дорам.
Ҷаҳоне таъназан, к-он маҳ нахоҳад ёри Ҷомӣ шуд,
Агар ту ёри ман бошӣ, чӣ парвои ҷаҳон дорам.

* * *

Ёр не, рӯй ба гулшан чӣ кунам?
Ҷилваи суриву савсан чӣ кунам?
Манзари дидаи равшан рухи ӯст,
Бе рухаш дидаи равшан чӣ кунам?
Шаб чу дарн-оядам он моҳ зи дар,
Партави моҳ зи равзан чӣ кунам?!
Чоки дил дӯхта не, з-ашку мижа
Ин ҳама риштаву сӯзан чӣ кунам?!
Гуфтам: «Омад ба лабам ҷон зи ғамат».
Гуфт: «Ошиқ ту шудӣ, ман чӣ кунам?!»
Гуфтам: «Аз ҳаҷр ба теғам бираҳон».
Гуфт: «Хуни ту ба гардан чӣ кунам?»
Фанни ман ошиқӣ омад, Ҷомӣ,
Сарфи авқот ба ҳар фан чӣ кунам?!

* * *

Меҳри рухсори ту дорам, ки ҷафои ту кашам,
Лутфи болои ту бинам, ки балои ту кашам.
Бар замин пои ту ҳайф аст, амон деҳ,
ки нахуст
Пардаи дидаву дил дар паи пои ту кашам.
Танам аз заъф чу мӯе шуду хоҳам ба ғалат,
Ҳар дамаш дар шикани зулфи дутои ту кашам.
То наёбад ба ту кас роҳ, агар битавонам,
Суре аз кӯҳи бало гирди сарои ту кашам.
Ҳалқаи думми сагонат ба ман арзонӣ бод,
То ки дар гардани ҷон тавқи вафои ту кашам.
Чун ниҳӣ рӯ ба ҷудоӣ зи қафо зулфкашон,
Ман ба ҳар гом сад афғон зи қафои ту кашам.
Гуфтаӣ: «Чанд кашӣ ранҷу ғами ман, Ҷомӣ?»
Ҳеҷ ғам нест зи ранҷе, ки барои ту кашам!

* * *

Аз дари савмаа он беҳ, ки қадам боз кашем,
Хирқаҳо дар назари шоҳиди танноз кашем.
Чанд нохушманишон бар сари мо ноз кунанд,
Нозанине ба каф орему аз ӯ ноз кашем.
Сар, ки кардем басе пеши риёкешон паст,
Дар таҳи пои яке сарви сарафроз кашем.
Ҳар чӣ махзуни ниҳонхонаи сидқ асту ниёз,
Дар раҳи муғбачаи хонабарандоз кашем.
Ишқ бозем ба зебосанаме поксиришт,
Беҳ, ки бозичаи ин чархи дағобоз кашем!
Мутрибе гар надиҳад даст, сӯи боғ равем,
Бода бар нағмаи мурғони навосоз кашем.
Ҳаст қаҳти маю шоҳид ба Хуросон, Ҷомӣ,
Хез то рахт ба маҳрусаи Шероз кашем!

* * *

Дар раҳи ту зи дида по кардам,
Хоки поят ба дида ҷо кардам.
Бастам аз ҳарчӣ буд чашми умед,
Пас ба рӯи ту дида во кардам.
Синаро аз хаёли ғамзаи ту
Ҳадафи новаки бало кардам.
Ҳар намозе, ки рӯй дар қибла,
Дур аз абрӯи ту адо кардам,
Чун ту бардоштӣ зи рух парда,
Пеши абрӯи ту қазо кардам.
Дӯш дар тарки ишқ бо Ҷомӣ
То дами субҳ моҷаро кардам.
Гуфт бархез, к-аз маҳолот аст,
Тарки коре, ки умрҳо кардам.

* * *

Ба ҳеҷ масҷиду меҳроб бе ту рӯ накунам,
Ки пеши абрӯи ту саҷда орзу накунам.
Чу гӯямат, ки макун ваъдаи висол дурӯғ,
Ба як дурӯғ дилам шод кун, бигӯ, накунам.
Чу боз кардани хӯй аз ту мушкил аст,
он беҳ,
Ки бо фироқи ту созам, ба васл хӯ накунам.
Фитод чок ба ҷайби ҳаёти ман, эй вой,
Агар ба риштаи васли туаш руфӯ накунам.
Чунон хушам ба қаду оразу хатат, ки ба боғ
Ба сарву лола набинам, бунафша бӯ накунам.
Сухан ба васфи миёнат рақам наёрам зад,
Агар қалам чу мусаввир зи тори мӯ накунам.
Зи баски дарду ғам орад фасонаи Ҷомӣ,
Ба ҳар куҷо, ки туӣ, шарҳи ҳоли ӯ накунам!

* * *

Дӣ таҷрибатӯлмидод кардам,
Васфи хати ту савод кардам.
Шогирд шудам хати лабатро,
Насхи хати устод кардам.
Ҳар нуқта, ки бар варақ ниҳодам,
Аз холу рухи ту ёд кардам.
Ҳар долу алиф, ки нақш бастам,
Зулфу қадат эътиқод кардам.
Хатти ту чу кард растан оғоз,
Оғози «ваинякод» кардам.
Зулфи ту шабам ба охир овард,
Бар рӯи ту бомдод кардам.
То аз ғами худ раҳам чу Ҷомӣ,
Худро ба ғами ту шод кардам.

* * *

На нигоре, ки дилу ҷон ба ғамаш ёр кунам,
Ишқи ӯ ҳар чӣ кунад, ҳукм ба он кор кунам.
Рӯзи ман чун шавад аз ғардиши гардун шаби тор,
Аз фурӯғи рухи ӯ шамъи шаби тор кунам.
На рафиқе, ки зи ахлоқи писандидаи ӯ
Марҳами синаи решу дили афгор кунам.
На ҳарифе, ки дарорад зи дарам соғари май,
То ба он касб нишоти дили ғамхор кунам,
На надиме, ки чу дарьёи дилаш мавҷ занад,
Гӯши ҷонро садафи лӯълӯи шаҳвор кунам.
Беқ аз он нест, ки дар гӯшаи вайронаи хеш
По ба доман кашаму рӯй ба девор кунам.
Ҷомиосо чу диҳад ваҳшати танҳоӣ рӯй,
Мӯниси табъи худ аз дафтари ашъор кунам.

* * *

Ба азми Қаъба сафар гуфтам ихтиёр кунам,
Бад-ин баҳона гузар бар диёри ёр кунам.
Вале чӣ суд, ки нагзорадам мадори сипеҳр,
Ки бар муроди дили хеш ҳеҷ кор кунам.
Сабо расонд ғуборе зи мавкабаш, он беҳ,
Ки кӯҳли дидаи иқбол аз он ғубор кунам.
Ба роҳи шавқи вай аз чашми хунфишон ҳар дам
Чу сурхмӯшутурон қатраҳо қатор кунам.
Наёрам он, ки нигорам ба нома шарҳи ғамаш,
Бас ин ки чеҳра ба хуни ҷигар нигор кунам.
Гар аз хароши дили худ бурун диҳам ҳарфе,
Ҳазор синаи осударо фигор кунам.
Чунин ки бурд дилам мӯи он миён, шояд,
Ки аз миёни ҳама дилбарон канор кунам.
Маро чу бахт мусоид нашуд, ки сар биниҳам
Бар остонаи ҷонону ҷон нисор кунам.
Умуми лутфи ваям узрхоҳ бас, Ҷомӣ,
Ба пайку нома чӣ тамҳиду эътизор кунам?

* * *

То кай ороми дили бехабаронат бинам,
Мардуми дидаи кӯтаҳназаронат бинам?
Рӯи ту оинаи нури ҷамоли азал аст,
Чанд пеши назари бебасаронат бинам?
Меравам аз сари кӯят, чӣ кунам натвонам,
Ки аз ин беш ҳарифи дигаронат бинам.
Туӣ он гулбуни навхез, ки дар боғи ҷамол
Тоза аз гирьяи хунинҷигаронат бинам.
Гуфтаам, сангдили сахт, туро дар ҳама ҷой
Ҷои он ҳаст, ки бо хеш гаронат бинам.
Ҳеҷ хотирнигаронем намонад ба ҷаҳон,
Гар сӯи худ ба тараҳҳум нигаронат бинам.
Ҷомӣ, ин гуна к-аз он ғунчадаҳон тангдилӣ,
Зуд бошад, ки чу гул ҷомадаронат бинам!

* * *

Намехоҳам, ки бо кас рози он паймонгусил гӯям,
Хаёлашро нишонам пешу бо ӯ рози дил гӯям.
Зи сар то по ҳама ҷону дил омад он парипайкар,
Маозаллаҳ, ки ҳамчун дигаронаш з-обу гил гӯям.
Нишони қасди ман набвад ҷуз он турки ҷафопеша,
Гар аз хубони Чин ё шӯхчашмони Чигил гӯям.
Шавам бебода маст аз шеваи турконаи чашмон-ш,
Дар он мастӣ чу бинам қоматашро, мӯътадил гӯям.
Кунад даъвӣ, ки ҳастӣ бандаам в-он хати мушкинро
Чу бинам бар узори ӯ, бар ин даъвӣ сиҷил гӯям.
Суханро ҷаста-ҷаста гӯям аз меҳроб бо обид,
Валекин чун дарафтад з-он ду абрӯ,
муттасил гӯям.
Ба рӯи сурх кам кун васф, Ҷомӣ, лолаву гулро,
Ки ман пеши рухаш ин сурхрӯёнро хиҷил гӯям.



*Маҳи ноустувори ман, ки шуд рахши фалак пасташ,*
*Хуш он раҳрав, ки дар қайди маҳори меҳри дил басташ.*

* * *

Ба базми ишқ бутонро чу ном мегӯям,
Туй мурод чу моҳи тамом мегӯям.
Зибаски зикри ту сарбаста мекунам зи бутон,
Ба фаҳми кас нарасад, к-аз кадом мегӯям.
Чу дар намоз ҳамеистам, хаёли туро
Гаҳе зи рост, гаҳ аз чап салом мегӯям.
Забон зи кавсару тасним бастаам, лекин
Ҳикояти лаби лаълат мудом мегӯям.
Ба ғайри себи ту ҳар меваам ба лаб, ки расид,
Гар аз биҳишт расидаст, хом мегӯям.
Санои қадршиносон кунҷи майкада аст,
Чу васфи орифи олимақом мегӯям.
Ҳадиси Ҷомиву ширин шудан бар ӯ маи талх
Кароматест, ки аз Пири Ҷом мегӯям.

* * *

Бе худ фитам,
хар чо равон он қадди раъно бингарам,
Чун бигзарад, хезам, нишон бар хок
аз он по бингарам.
З-онҷо, ки рӯзе дидамаш, бошам гурезон,
чун кунам?
Бе ӯ набошад тоқатам, к-онҷо равам, ҷо бингарам.
Аз дидани ӯ чун маро монеъ шавад девору дар,
Гирьён зи шаҳр оям бурун, гулҳои саҳро бингарам.
Хоҳам ба тӯфони бало олам тиҳӣ аз дигарон,
То гаҳ-гаҳе он рӯйро бошад, ки танҳо бингарам.
Мемирам аз як диданаш, ҳон, эй рақиб,
аз марги ман,
Мехоҳӣ аз рухсори ӯ burқаъ бикаш, то бингарам!
Имрӯз дидам рӯи ӯ, мушкил ки то фардо зиям,
Чандон амон деҳ, эй аҷал,
то бахши фардо бингарам!
Он-ч аз ғами ӯ мекашам, ҳошо,
ки аз вай чун раҳам,
Бар кӯи хубон бигзарам, дар рӯи зебо бингарам.
Бо оҳи худ дорам ҳавас ҳар шаб шудан бар осмон,
То бе лаби ҷонбахши ӯ ҳоли Масеҳо бингарам.
Ҷомӣ, набинам ҳосиле дар кӯи ӯ ушшоқро,
Ҷуз оби чашму дуди дил, чун зеру боло бингарам!

* * *

Чун хиромон қаддат, эй сарви дилоро, бингарам,
Сад саре бинам ба роҳ афтода, ҳар ҷо бингарам.
Сӯхтам аз шавқ, сар чанд аз ҳаё пеш афганӣ,
Сар ба боло кун, ки сер он рӯи зебо бингарам.
То на сад тан саф кашанд аз ошиқон, макшо ниқоб,
Ман киям, то рӯи ту хоҳам, ки танҳо бингарам?
Рафтию гуфтӣ, ки фардо диданам маълум нест,
Вонигар, баҳри худо, то бахши фардо бингарам.
Чун ту пеш ой, шавам ҳайрон миёни маргу зист,
Қ-ат бад-ин шакли кушанда нангарам ё бингарам.
Аз ҳуҷуми соҷидон ҳаргиз нашуд фурсат маро,
То ба хоки раҳнишинон з-он кафи по бингарам.
Чун дили Ҷомӣ набинам ҳеҷ дил шайдои ту,
Гарчӣ ҳоли як ба як дилҳои шайдо бингарам.

* * *

То кай аз гирья по ба гил бошам?
Хирқарангин зи хуни дил бошам?
То туро лӯъбати Чигил гуфтанд,
Рӯ ба бутхонаи Чигил бошам?
То ба хунам хатат сиҷил бастаст,
Куштаи ҳукми он сиҷил бошам.
Эътидоли қади ту то дидам,
Бандаи сарви мӯътадил бошам.
Ранҷа гаштӣ ба қатли ман, эй вой,
Гар на аз лутфи ту биҳил бошам.
То ба кӯят расидаам, хоҳам
Бошам он ҷову муттасил бошам.
Ҷомиям-нуктагӯи шаҳр, вале
Аз лабат дар сухан хиҷил бошам.

* * *

Хушо вақте, ки аз худ раста бошем,
Ба вақти бехудон пайваста бошем!
Аз он доме, ки ҷуз мардон наҷастанд,
Ба ҳимматҳои эшон ҷаста бошем.
Қашида рахти худ аз кӯи ҳастӣ,
Ба кунҷи нестӣ биншаста бошем.
Халилосо ба нерӯи қаноат,
Бутони ҳирсро бишкаста бошем.
Ба банди ишқ маҳкам карда пайванд,
Ҳама пайвандҳо бигсаста бошем.
Чу бар н-ояд умеде аз дари халқ,
Дари уммед бар худ баста бошем.
Ба сар н-ояд ба суръат, Ҷомӣ ин роҳ,
Биё, то баъд аз ин оҳиста бошем.

* * *

Соқӣ, биё, ки дигар з-ин гуфтугӯ ба ҷонам,
Як дам зи соғари май неҳ мӯҳр бар даҳонам.
Танг омадам зи дониш, дардеҳ шароби софӣ,
То лавҳи хотирамро шӯяд зи ҳар чӣ, донам.
Ҳарчанд ҳила кардам, аз хештан нарастам,
Май деҳ, ки то ба мастӣ худро зи худ раҳонам,
З-он май, ки гар бинӯшам як ҷуръа рӯзе аз вай,
Чун Хизр то қиёмат з-он ҷуръа зинда монам.
З-он май, ки баъди умре бар хок ар бирезӣ,
Чун шохи тоза аз гил баррӯяд устухонам.
Чун нест май мубоҳам дар кеши худпарастон,
Беҳ з-оби рӯи эшон хоки дари муғонам.
Аз май расонд Ҷомӣ худро ба васли ҷонон,
Соқӣ, биё, ки бошад худро ба вай расонам.

* * *

Зи ҷӯши бода чу гардад таронагӯ лаби хум,
Дар он тарона кунам сӯфиёна худро гум.
Чун он таронаам аз хештан тиҳӣ созад,
Аҷаб мадор чу паймона гар ҷаҳам дар хум.
Ту ганҷи ҳуснию гирди ту аждаҳои фалак,
Ба қасди поси ту з-ағьёр сар ниҳода ба дум.
Ба роҳи рахши ту сар пурхумор афтода,
Бувад хумори маро бишканад ба косаи сум.
Агар фурӯғи ҷамолат расад ба субҳи нахуст,
Фароғате бувад офоқро зи субҳи дувум.
Туй ба лутф парӣ, бал к-аз он латифтарӣ,
Ки дод ҷилва худоят ба сурати мардум.
Ба рашҳи хомаи Ҷомӣ назар кушо, к-ин ҷост,
Ки сар ҳаме занад аз ним қатра сад қулзум.

* * *

Зи хатти сабзхатон сабза чун кунад шодам,
Диҳад шукуфа зи мӯи сафеди худ ёдам.
Шамими сунбулу бӯи гулам зи бод чӣ суд,
Чунин ки умри гаронмоя рафт барбодам.
Чу шохи мева, ки орад шукуфа пеш аз барг,
Надида барги ҷавонӣ, ба пирӣ афтодам.
Зи гирья пой ба гил мондаам чу сарв ҳанӯз,
Зи майли қомати гулчеҳрагон на озодам.
Ба ғайри пушти хамида намонд бар ман ҳеҷ,
Паи суҷуди бутон баски пушти хам додам.
Агар на ҳамчу алиф ростам, чӣ тадбир аст,
Ба лавҳи ҳастӣ аз ин сон нигошт устодам.
Дил аз бутони паризод чун канам, Ҷомӣ,
Чу ман зи модари фитрат бад-ин сифат зодам.

* * *

Бархез, то ба ҷониби гулшан гузар кунем,
Пеши синони хори ғам аз гул сипар кунем.
Чун ғунча лаб ба ханда кушоем дар чаман,
Хунҳои баста таҳ ба таҳ аз дил бадар кунем.
Ҳозир кунем лолаву наргис ба базми хеш,
З-он соғари ақиқу з-ин ҷоми зар кунем.
Чандон хӯрем май, ки чу наргис ба пои гул,
Фардои ҳашр маст сар аз хок баркунем.
Шоҳид чӣ ҳоҷат аст чунин к-аз дарахти гул,
Гулчеҳрае ба пост, ба ҳар сӯ назар кунем.
Ҷомӣ, ба ёди дафтари худ боз кун чу гул,
То гуфтугӯи маҷлисиён мухтасар кунем.
Бигрифт табъи бодапарастон зи нақли хушк,
Аз дафтари ту нақли ғазалҳои тар кунем.

* * *

Ҳар дам аз кӯи ту хоҳам мани шайдо биравам,
Ҷон супорам ба сагонат, тани танҳо биравам.
Мешавам боз пушаймон, ки на мақдури ман аст,
Ки ба ҷое, ки ту бошӣ, ман аз он ҷо биравам.
Гар кушоянд дари равзаи ризвон, ҳошо,
Ки аз ин дар ба таманнои тамошо биравам.
Тӯтиям, бе суханат з-ин қафаси танг ба ҷон,
Бикушо лаб, ки ба шукри ту шакарҳо биравам.
Бо ту бемории худро чӣ диҳам шарҳ, ки ҳаст,
Ҳар ду пеши ту яке, гар бизиям ё биравам.
Ишқи ман бо ту қадимест, наям чун дигарон,
К-оям имрӯз ба кӯи туву фардо биравам.
Чанд гӯи, ки бирав Ҷомӣ аз ин дар, бикушо,
Уқдаи зулф зи пои дили ман, то биравам.

* * *

Бурун хиром, ки то дар раҳи ту хок шавам,
Раво мадор, к-аз ин орзу ҳалок шавам.
Ҷудо зи хоки дарат гар фитам дар оби ҳаёт,
Чу моҳиёни ҷигарташна дар тапок шавам.
Ба даври чашми ту бо далқи зӯҳд наздик аст,
Ки ринди дурдкашу масти ҷомачок шавам.
Гадои он сари кӯям, вале зи ҷаври рақиб,
Дар он нишемани давлат ба тарсу бок шавам.
Чу май хӯрӣ, ба сарам рез чанд косаи дурд,
Ки аз кудурати тақвиву тавба пок шавам.
Хушӣ ба васли ҳарифон, аз он чӣ бок туро,
Ки аз фироқи ту ғамгину дарднок шавам?
Ҳумои авҷи баландам на хуш бувад, Ҷомӣ,
Ки пасти хок нишинони ин мағок шавам.

* * *

Қардӣ зи рондагони дари худ шумораам,
Дар кӯи ту на саг, на гадоям, чикораам?
Рӯзе нашуд зи сайри сиришкам лиқои ту,
Холист аз фурӯғи саодат ситораам.
Гар дар миёни базми худам ҷо намедиҳӣ,
Бигзор чун назорагиён бар канораам.
Қуштан чӣ эҳтиёҷ, чу хоҳӣ ҳалоки ман,
Тороҷи ҷон бас аст зи ту як назораам.
Бояд бар орзуи манат ҳуҷҷате дуруст,
Бин ҷайби чок-чоку дили пора-пораам.
Мегуфт шаб арӯси сипеҳрам, ки Ҷомиё,
Зевар зи дурри назми ту ёбад ҳамораам.
Гар бигсаланд иқди Сурайё маро зи гӯш,
Дурҳои шоҳвори ту бас гӯшвораам!

* * *

Хуш он, ки оинасон рӯ ба рӯи он писар афтам,
Фурӯғи ҳусни азал бинаму ба саҷда дар афтам.
Кунад ҷамоли рухаш ҷилвае зи олами сурат,
Ки аз мушоҳидаи он ба олами дигар афтам.
Тариқи ишқ супурдам аз он мухотара ғофил,
Ки аз диёри саломат ба хиттаи хатар афтам.
Фитанд аҳли назар чун ба пояш аз паси дайре,
Шавам чу ашк давон, то зи ҷумла зудтар афтам.
Чу з-он маҳи сафарӣ хонаам тиҳӣ бувад, он бех,
Ки ман зи роҳати хона ба меҳнати сафар афтам.
Хабар расид, ки бошад саре ба бехабаронаш,
Зи завқи ин хабари хуш, сазад,
ки бехабар афтам.
Чу нагзарад ба сари ман, бар он сарам,
ки чу Ҷомӣ,
Ба ҳар тарф, ки гузор афканад,
ба раҳгузар афтам.

* * *

Аз ниҳонхонаи васли ту ҷудо афтодам,
Бин куҷо будам аз ин пешу куҷо афтодам!
Ҷонам аз сатвати бечунии ту бечун буд,
Дур мондам зи ту, дар чуну чаро афтодам.
Асли ҳар тағма ки бошад, нафаси раҳмати туст,
Ман аз он нағмаи аслӣ чу садо афтодам.
Доштам бо ту фароғат зи балеву зи бало,
Як бале гуфтаму дар доми бало афтодам.
Будам аз ҳастии худ тирадилу ташнаҷигар,
Рӯи ту дидаму дар баҳри сафо афтодам.
Нест ҷое зи ту холиву таманнои ту буд,
Ки дар ин бодияи ҳирсу ҳаво афтодам.
Ҷомӣ аз ҷоми маи ишқи туам, эй соқӣ,
Дасти ман гир ба ҷоме, ки зи по афтодам!

* * *

Гар зи бори ғами ҳаҷри ту ба танг аст дилам,
Чӣ кунам қатраи хун аст, на санг аст дилам.
Ҷазби ишқи ту наҳанги дуҷаҳоношом аст,
Гоми ҳиммат зада, дар коми наҳанг аст дилам.
Гар туро орзуи дидани дидори худ аст,
Карда ойинаи худ пок зи занг аст дилам.
То даме пеши хаданги ту шавад сина сипар,
Рӯзгорест, ки бо сина ба ҷанг аст дилам.
Мӯҳтасиб, гӯ, бишикан чанг, ки сарриштаи ишқ,
Аз сари зулфи ту оварда ба чанг аст дилам.
Баски бар дил задиям тир, паи мурғи ғамат,
Қафасе сохта аз чӯби хаданг аст дилам.
Ҷомӣ, аз хуми фано бодаи якрангӣ хох,
Ки гирифта зи харифони дуранг аст дилам.

* * *

Эй равшан аз фурӯғи рухат хонаи дилам,
Накди ғами ту ганҷ ба вайронаи дилам.
Аз ғам маро чӣ бим, чу ҳаст аз ҳарими васл,
Сад равзани умед ба ғамхонаи дилам.
Пеш аз асоси гунбади фирӯзаи сипеҳр,
Ишқат кашид рахт ба кошонаи дилам.
Машъалфурӯзи базми хасон аст рӯи ту,
З-ин оташ аст сӯхта парвонаи дилам.
Фардо, ки нам расад ба гилам з-абри навбаҳор,
Рӯяд гиёҳи меҳри ту аз донаи дилам.
Ҳар дам зи шавқи лаъли туам дида соғарест,
Пур карда аз тарашшӯҳи паймонаи дилам.
Аҷзои назму наср, ки Ҷомӣ навиштааст,
Ҷузве ҳикоятест зи афсонаи дилам.

* * *

Ман басе хубони олам дидаам,
Чун ту дар олам касе кам дидаам.
Чашми ман бенам мабодо, гар гаҳе
Чашми худро бе ту бе нам дидаам.
Чун сари зулфи ту пушти ман хам аст,
То сари зулфи ту пурхам дидаам.
Бар дили ғамдида захмат раҳмат аст,
Раҳмате кун бар дили ғамдидаам.
Роҳате, к-аз захми ту бинам, куҷо
Ҳаргиз он роҳат зи марҳам дидаам?
Ҳар чӣ Лайлӣ дошт, дорӣ в-аз ғамаш
Он чӣ Маҷнун дид, ман ҳам дидаам.
Сӯхта маҳрумии Ҷомӣ дилам,
Ҳар киро пеши ту маҳрам дидаам.

* * *

Рӯзи мурдан, к-аз висоли дӯстон дил барканам,
Аз ҳама осон, валекин аз ту мушкил барканам.
Дар муқобил чун занӣ хиргаҳ чу маҳ, хошо, ки ман
Хайма бар азми ҷудоӣ аз муқобил барканам.
Қай сазад дар роҳи рахшат саҷдаи меҳробиён,
Қош битвонам, ки шакли наълаш аз гил барканам.
Гар ба гӯшам кам расад аз ҳавдаҷат бонги дирой,
Занги меҳру моҳ аз ин фирӯзамаҳмил барканам.
Дарнаёяд сар ба ҳар тавқе саги кӯи туро,
Даст, гӯ, к-аз гардани гардун ҳамоил барканам.
Бо ту ғайреро чӣ ҳадди маҳфилафрӯзӣ бувад,
Хоҳам аз ғайрат, ки сар аз шамъи маҳфил барканам.
Гуфтиям: Ҷомӣ зи ман худро халосӣ деҳ ба сабр,
Дар чӣ бандам дил, к-аз ин шаклу шамоил барканам?

* * *

Гавҳари ноёбиву ман баҳри ту ҷон меканам,
Қони ту ҷон асту чун ҷон меканам, кон меканам.
Бар лаби ту даст судам дӣ,
на дандон в-ин замон
Мекунам з-он ёду дасти худ ба дандон меканам.
Дар дили ушшоқ пайкони ту чун шуд в-ин ҳама
Синаи худро ба нохун баҳри пайкон меканам.
Бе ту вайрон беҳ ҷаҳон,
гар з-он ки дастам медиҳад,
Хишти меҳру моҳ аз ин фирӯзаайвон меканам.
Мехӯрам бар дил хадангат, ҷони ғамгин медиҳам,
Шоҳи давлат менишонам, бехи ҳирмон меканам.
Мекунам омода кӯҳли дидаву атри кафан,
Аз дарат хоке, ки шаб пинҳон зи дарбон меканам.
Гӯ: аҷал ҷайбам бидар,
пайванди умри ман бас **аст**
Риштаи пироҳанат, к-аз тарфи домон меканам.
Аррабарсар будаам умре, ки акнун гоҳ-гоҳ
Шонасон торе аз он зулфи парешон меканам.
Мекунам як-як варақ девони Ҷомиро шумор,
Ҳар чӣ мебинам на дар васфат,
зи девон меканам.

* * *

Чу нест бахт, ки шаб рӯи равшанат нигарам,
Фурӯғи шамъи фитода ба равзанат нигарам.
Пас аз вафот ба хокам хиром, баҳри худой,
Ки гарди хеш нишаста ба доманат нигарам.
Пур аз дуост чу тӯмор дасти ман умрест
Дар ин ҳавас, ки ҳамоил ба гарданат нигарам.
Чу гул ниқоб кушой, чу дигарон бинанд,
Чу ғунча рӯй бибандӣ, агар манат нигарам.
Чу хӯша пур шудаам ҳар мижа зи донаи ашк,
Чу бар канори маҳ аз мушк хирманат нигарам.
Шавад либоси бақо танг бар ман аз ғайрат,
Чу карда банди қабо чуст бар танат нигарам.
Шавӣ ба фанни ғазал шӯҳраи ҷаҳон, Ҷомӣ,
Чунин ки масти ғизолони пурфанат нигарам.

* * *

Аҷаб дардест дар ҷонам,

ки дармонаш намедонам,

*Зи оғозаш наям огоҳу поёнаш намедонам.*

Чу чавгон бозад он маҳ,

ҷуз сари мардони дин он ҷо

Нашояд, гӯ, касеро марди майдонаш намедонам.

Гузашт он сарви гулрух доманафшон бар чаман рӯзе,

Абири ҷайби гул ҷуз гарди домонаш намедонам.

Сафои тан диҳад рози дилаш, берун қабо омад

Ҳиҷоби ман, ки дар дил рози пинҳонаш намедонам.

Чу хоҳад лаб газад,

хоҳам ниҳам ҷон зери дандонаш,

Ки аз бас лутфи тоби захми дандонаш намедонам.

Нахоҳам фусҳати боғу мусалсал обҳо дар вай,

Ки бе дидори ӯ ҷуз банду зиндонаш намедонам.

Мусулмонӣ бувад баҳри бутон дин бохтан, Ҷомӣ,

Аз ин дин ҳар кӣ баргардад, мусулмонаш намедонам.

* * *

Шаб ҳаёлат чу шавад пардагии манзари чашм,
То саҳар аз мижа мисмор занам бар дари чашм.
Чашмам аз лаъли ту шуд ҳуққаи гавҳар, бихиром,
То ба пои ту кашам ҳуққаи пургавҳари чашм.
Бурқаъи зулф барандоз, ки бас торик аст
Бе маҳи талъати ту манзили пурахтари чашм.
Гар хаёли рухи ту шамъ надорад дар пеш,
Ба шабистони хаёлат кӣ шавад раҳбари чашм.
Дамбадам дил зи дарун чашмаи хун бикшояд,
То бишӯяд рақами ғайри ту аз дафтари чашм.
Бӯъди дидори ту чун оташи шавқам сӯзад.
Хезадам сад алами нур зи хокистари чашм.
Чашми ман ҷумла даҳон шуд, ки хӯрад хоки дарат.
Нест ҷуз хоки дарат қӯти дигар дарх (в)ари чашм.
Мижа гар хушку агар тар, ба раҳат ҷорӯбест,
Мекашам зери қадамҳои ту хушку тари чашм.
Ҷомӣ, имшаб, ки хаёли лаби ӯ меҳмон аст,
Пурмаи лаъл кун аз шишаи дил соғари чашм!

* * *

Надорам сабр, к-аз рӯи ту чашми хунфишон бандам,
В-агар аз ман бипӯши рӯй, аз номат забон бандам.
Гирифторам ба банди ишқи ту, аз ман машав ранҷа,
Паи рӯпӯш ағар худро гаҳе бар ину он бандам.
Балои ҳаҷр то н-ояд фурӯ бар ман, кунам ҳар шаб
Зи печон дуди дил занҷиру дар бар осмон бандам.
Ниҳам зулфат ба каф, гуфтӣ, паи дафъи фаромӯшӣ,
Бар ангуштат, биё, то аз раги ҷон ресмон бандам.
Узорат гул, вале паст аст гулбун бо қадат,
он беҳ,
Қ-аш аз гулбун бичинам,
бар сари сарви равон бандам.
Гаҳи қатлам камонатро гусаст аз зӯри бозу зеҳ,
Биё, к-аз риштаи умри худат раҳ бар камон бандам.
Магӯ, Ҷомӣ сабурӣ пеша кун, к-афтад ба ман оташ,
Агар як лаҳза чашм аз гирьяву лаб
аз фиғон бандам.

* * *

Маро кай бошад он ёро, ки чашм аз ёр барбандам,
Ба қавли пандгӯён дида аз дидор барбандам.
Бирафт аз дасти ман сарриштаи тасбеҳ, ку торе
Зи зулфи тор-тори ёр то зуннор барбандам?
Наёрам шарҳи ғамҳои дил аз паҳлӯ бурун додан,
Агар паҳлӯи ҳам сад най чу мусиқор барбандам.
Чу дастам кӯтаҳ аст аз домани он гул,
чӣ ҳосил з-он,
Агар сад даста гул бар ёдаш аз гулзор барбандам.
Зи ҳичрон синаам бишкофт, ку пайконе аз тираш,
Қ-аз он марҳам шикофи синаи афгор барбандам?
Нафас барноядам бе нолаи зор аз дарун ҳаргиз,
Бимирам, гар даҳон аз нолаҳои зор барбандам.
Маро шуд нукта борик аз хаёли он миён, Ҷомӣ,
Муғаннӣ ку, ки бар ӯди сухан ин тор барбандам?

* * *

Чу моҳи ман сафарӣ шуд, ватан намехоҳам,
Ватан чӣ чиз бувад, зистан намехоҳам.
Ҳиҷоби ҷони ман омад бадан зи сӯҳбати ӯ,
Маро бас аст ҳамин ҷон, бадан намехоҳам.
Зи хоҳиши дили худ додамаш хабар, гуфто:
«— Чӣ суд хостани ту, чу ман намехоҳам?»
Намонд дар сари ман ҷуз ҳавои он сари кӯй,
Тавофи гулшану ғашти чаман намехоҳам.
Чунон бар он тани нозук ҳамебарам ғайрат,
Ки диданаш ба таҳи пираҳан намехоҳам.
Зи бас бувад кафи пояш латиф гоҳи хиром,
Расиданаш ба гулу настаран намехоҳам.
Бибанд лаб зи ғазал, Ҷомиё, ки сирри ғамаш
Тарона гашта ба ҳар анҷуман намехоҳам.

* * *

Шаб нест, ки аз шавқи рухат зор намирам,
Сад раҳ нашавам зиндаву сад бор намирам.
Ҳар дам натавон рӯи ту дид, ин қадарам бас,
Қ-аз меҳнати маҳрумии дидор намирам.
Дар ғамкадаи бекасиям хуфта ба хорӣ,
Ин сӯ қадаме неҳ, ки чунин хор намирам.
Бахшам ба сагат умр, ки аз шарти вафо нест,
Гар дар раҳи ёрони вафодор намирам.
Бикшой ба рӯям дари роҳат ба нигоҳе,
То ранҷа зи ғам рӯй ба девор намирам.
Наздик ба хешам, бикуш аз ғамза, ки боре
Дур аз ту ба коми дили ағъёр намирам.
Ҷомӣ, на зи бекории ишқ аст ғами ман,
З-он аст ғами ман, ки дар ин кор намирам.

* * *

Он иди ҷон кучост, ки қурбони ӯ шавем,
Дар як назора куштаи ҷавлони ӯ шавем?
Ҷавлонгаҳаш кадом замин аст, к-аз мижа
Хошокрӯби арсаи майдони ӯ шавем.
Моро таматтӯъе набувад аз ҷамоли ӯ,
Азбаски дар мушоҳида ҳайрони ӯ шавем.
Ҳар ташналаб зи чоҳ кунад ҷустуҷӯи об,
Мо ташналаб зи чоҳи занахдони ӯ шавем.
Бикшой бурқаъ аз рухаш, эй боди навбаҳор,
То андалеби тозагулистони ӯ шавем.
Печад ба пардаҳои фалак дуди оҳи мо,
Чун шӯълазан зи оташи ҳиҷрони ӯ шавем.
Бо ошиқони бесару сомон хуш аст ёр,
Ҷомӣ, биё, ки бесару сомони ӯ шавем!

* * *

Ақл мегуфт, ки чанд аст сифоти туву чун,
Ишқ зад бонг, ки субҳонака аммо ясифун!
Шеваи ишқ бувад кашфи ҳақоиқ кардан,
Ақл аз ӯҳдаи ин кор наёяд берун.
Қавли «кун»[1] амри туро таъмияву рӯпӯш аст,
Варна пирояи сунъи ту на коф асту на нун.
Худ ба ҳар шакл, ки хоҳӣ, бидарой в-онгаҳ
Ба ҷаҳон дарфиганӣ дабдабаи кунфаякун.
Ҳама аз ишқи ту мастанд, чӣ наздику чӣ дур,
Ҳама дар роҳи ту пастанд, чӣ оливу чӣ дун.
Ҷигарам хун шуду ҷамъийяти дил даст надод,
Ҷои он аст, ки аз дида фурӯ резам хун.
Ғунчасон рози дили хеш ниҳон дорам, лек
Ашк чун лола нишон медиҳад аз доғи дарун.
Қай шавад бодияи дуриву маҳҷурӣ тай,
То ки Маҷнун нашавад Лайливу Лайлӣ Маҷнун?
Ҷомӣ, аз ишқ сухан гӯй, ки дар машраби мо
Ҳар чӣ ҷуз қиссаи ишқ аст, фасона-сту фусун.

---

[1] *Кун* — омода шав

* * *

Нест ҷуз риштаи ҷон он лаби борику даҳон,
Ба шакарханда кушояд гираҳ аз риштаи ҷон.
Дил ҳамеҷуст нишоне зи миёни ту, вале
Ҷуз камар з-он талабаш ҳеҷ наёяд ба миён.
Баҳра аз мим, ки монад ба даҳонат, лаброст,
Сар бароварда ба лаблесӣ аз он аст забон.
Чун занӣ ғамза, дар абрӯ мафикан чин, ки дареғ,
Тир чун рафт дигар боз наёяд ба камон.
З-устухонҳои сафед аст сари кӯи ту пур,
Пеши тири ту зи ушшоқ ҳамин монд нишон.
Нест аз кӯи туам дур сари меҳру сипеҳр,
Бе сафоли саги ту серам аз ин косаву хон.
Партави лаъли лабат аз дили Ҷомӣ пайдост,
Бода дар шишаи софӣ натавон дошт ниҳон.

* * *

Ҷони ширин аст, гуфтам, он ду лаб, гуфт он даҳон:
«Дар миёни ҷони ширин сирри мо бояд ниҳон».
Қай латифонро бувад тоби дуруштӣ, ин ҳама
Аз даҳон берун маёвар сӯи лаб ҳардам забон.
Ту маро ҷониву то гирди миён бастӣ камар,
Бо ту дорам чун камар, эй нозанин, ҷон дар миён!
Чун рафиқонро ниҳӣ хон бо рақибонам гузор
Бо тани лоғар, ки бас бошад сагонро устухон!
Шуд танам бар остонат хоку бесомон сарам
Чун саре бошад ҷудо аз тан, ҷудо з-ин остон.
Ҳар касат гӯяд «зиҳӣ!», з-ӯ чин дар абру афканӣ,
Дарнамеёрад ба зеҳ абрӯи ту сар чун камон.
Ҳирзи ту аз чашми бад Ҷомист, аз баҳри худой,
Чун кушоӣ парда аз ораз, нахуст ӯро бихон.

* * *

Рафтию дидаам ба видои ту хунфишон,
Ҷону дил аз қафои ту дар хоку хун кашон.
Эй чашмаи ҳаёт, зи шавқи ту сӯхтам,
Боз о равону оташи шавқам фурӯ нишон.
Дил бастаи ҳавас, чӣ занам лофи ишқи ту,
Қори муҳаввисон набувад меҳри маҳвашон.
Ошиқ куҷо ба бода барад лаб чунин ки ҳаст
Аз соғари хаёли лабат масту сархушон.
Сероб агар намекуниям аз зулоли васл,
Боре зи ҷоми лаъли худам ҷуръае чашон.
Тири туро касон зи дилу ҷон нишон диҳанд,
Надҳад кас аз бутон дигареро чунин нишон.
Ҷомӣ, чу ёри тангқабо зад раҳат, бигир
Домони ӯву бар ду ҷаҳон остин фишон!

* * *

Эй рухи ту ҷаннати аҳли яқин,
Лаъли ту сарчашмаи мои маъин.
Пардаи зулфат зи рух афтод дур,
Узлифати-л-ҷаннату мин муттақин.[1]
Муттақӣ он аст, ки домони дил
Шуст з-олудагии кибру кин.
Сайқалии ишқ зи ҷонаш зудуд
Занги тасорифи шуҳуру санин.
Рахт ба манзилгаҳи итлоқ бурд,
Раст зи қайди хираду ақлу дин.
Ҷисми ту, Ҷомӣ, зи Аҷам мустамид
Омаду ҷонат зи Араб мустаъин.
Ҷисм биҳил, ҷон шаву асрори ишқ,
Қул билисонин арабиййи мубин.[2]

---

Арабӣ: [1] Ҷаннат ба тақводорон бахшида шудааст
[2] Бигӯ ба забони арабии покиза



*Зи дасти туам ҳарчи ояд хуш аст.*
*Чӣ оби ҳаёту чӣ заҳри ҳалок.*

* * *

Хоне кашида ишқ сазовори офарин,
Бисмиллаҳ, эй ҳарифи гадохӯи деҳнишин.
Аз файзи хосу ом аҷаб хирмане ниҳод,
Қ-аъёни коинот аз онанд хӯшачин.
Ӯро сазад сипос, ки ҳастанд ҷовидон
Ҳам аввалин ғариқи наволиш, ҳам охирин.
Пирояи тавони ҳама ӯст рӯзи касб,
Сармояи ҷазои ҳама ӯст явми дин.
Ҳам файзи ӯст дар ҳама офоқ мустафиз,
Ҳам нури ӯст дар ҳама заррот мустабин.
Таъбир аз ӯ ба сиғаи ғоиб чаро кунам,
З-ин сон ки шуд мушоҳиди ӯ дидаи яқин.
Эй, он ки ҷуз вуҷуди ту машҳуди мард нест,
Он ҷо, ки ҳаст дидаи тавҳид тезбин,
Дар ишқи ту фано шудан ийёка наъбдуст,[1]
Баъд аз фано бақо ба ту ийёка настаъин.[2]
Чун ҳодии сирот туӣ, иҳдинас-сирот,[3]
Яъне ба сӯи худ бинамо роҳи ростин.
Фарқи фақат натиҷаи қаҳре бувад азим,
Ҷамъи фаҳасб ҳукми залолӣ бувад мубин.
Моро ба ҷамъи тафриқаву ҷамъ раҳ намой,
Маҳҷуб аз ин ба он неҳу маҳрум аз он ба ин.
Омин бигӯй Ҷомиву фонӣ шав андар он,
Гар хоҳӣ, ин дуо ба иҷобат шавад қарин.

---

Арабӣ: [1] Туро ибодат мекунем
[2] Аз ту мадад металабем
[3] Моро роҳ намой

* * *

Соқӣ, баромад абри баҳорон,
Шуд сабзаву гул хуррам зи борон.
Жола гуҳар рехт дар ҷоми лола,
Лола алам зад бар кӯҳсорон.
Наргис кушода чашме барахтар
Шаб то саҳар чун шабзиндадорон.
Саҳро гирифтанд хилватнишинон,
Паймон шикастанд парҳезгорон.
Хуш он ки гирад чун лола соғар
Бар рӯи сабза бо гулъузорон.
Қарда бунафша бар фавти фурсат,
Дуроҳа нилӣ чун сӯгворон.
*Ҷомӣ, ҳамӯш кун, к-он тозагулро*
Ҳамчун ту булбул бошад ҳазорон!

* * *

Эй дар ғамат ангуштнамо субҳашуморон,
З-абрӯи қаҷат ҳамчу камон хам чимладорон.
Сокин нашуд аз оби мижа оташи оҳам,
Наншаст фурӯ шӯълаи барқ аз нами борон.
Аз давлати побӯси ту чун сар нафарозам,
К-ин даст нададаст якеро зи ҳазорон?
Ширинии ирфон набувад рӯтурушонро,
Ҳалво чӣ кунад кас талаб аз ғӯрафишорон.
Аз хели сагони ту буридан натавонам,
Қоре набувад саъбтар аз фурқати ёрон.
Тири ту, ки аз синаи афгори ман омад,
Меояд аз ӯ марҳамии синафигорон.
Зад ханда лабат аз дами ҷонпарвари Ҷомӣ
Чун ғунча ба боғ аз нафаси боди баҳорон.

* * *

Инояте накунад ёри нозанин бо ман,
Хуш аст бо ҳама хуниндилон ҳамин бо ман.
Кушодарӯст ба ҳар кас ба сони гул, лекин
Гираҳ чу ғунча фикандаст дар ҷабин бо ман.
Чу офтоб нагунҷад дар ин сароча, куҷо
Шавад ба кулбаи торик ҳамнишин бо ман.
Бад-ӯ таққаруби ман ин қадар бас аст, ки ҳает
Ба зери нӯҳ фалаку рӯи як замин бо ман.
Маро табассуми он лаб бикушт, толеъ бин,
Ки дод хосияти заҳр ангубин бо ман.
Зи шамъу машъала бошад фароғатам, шаби ҳаҷр
Бас ин ки ҳамнафас аст оҳи оташин бо ман!
Магӯ, ки танғ бувад роҳи ошиқӣ, Ҷомӣ,
Ҷарида меравам, инак на дил, на дин бо ман.

* * *

Биё, ҷоно, ки танг омад зи ҳиҷронат ҷаҳон бар ман,
Ба поят то кашам ҷонро, гузар доманкашон бар ман.
Диле дорам ман аз меҳри ту пур в-аз дигарон холӣ,
Чӣ бошӣ меҳрубон бар дигарон, номеҳрубон бар ман?
Чӣ бок, ар кӯҳҳои ғам ниҳодӣ баҳри ман бар ҳам,
Ки миннатҳост аз ту аз замин то осмон бар ман.
Чу аз хунам шавад гил остонат, дар замин ғалтам,
Ки гардад хилъати раҳмат гили он остон бар ман.
Фитад бар риштаи ҷонам гираҳ аз лаъли хомӯшат,
Маоззалаҳ, аз он рӯзе, ки накшои забон бар ман!
Танам сар то қадам пур шуд
зи пайконҳои ту з-инсон,
Ки ҳамчун кӯҳи оҳан коргар н-ояд синон бар ман.
Сабукборам маҳоҳ аз кӯҳи андӯҳи бутон, Ҷомӣ,
Ки меояд хаёли ин сабукборӣ гарон бар ман.

* * *

Доранд ҷамъ моро хубони мӯпарешон,
Хуш бод вақти эшон, чун вақти мо аз эшон
Ҷамъияти дил ояд аз зулфашон ба маънӣ,
Гарчӣ, зи рӯи сурат бошад басе парешон.
Не дил дареғ дорам з-эшон, на ҷони ширин,
Дил медиҳам бад-эшон, ҷон мекунам фидошон.
Бар душманон чу марҳам, бо дӯстон чу нешанд,
Нешест сахт аз ин ғам бар реши сина з-эшон.
Моро аз ишқи эшон, донӣ, ки чист ҳосил?
Озодагӣ зи ёрон, бегонагӣ зи хешон!
Бошад зи гирьяи шаб ҳар субҳ хонаи мо
Аз пеши остон хун бигрифта то ба пешон.
Донӣ, кадом қавманд аҳли вусул, Ҷомӣ?
Дар ишқ сахткӯшон, дар зӯҳд сусткешон.

* * *

Эй аз ту ба хуни дил рангин чу гулам домон,
Бурд аз дили ман доғат савдои гуландомон.
Рӯят зи пазар пинҳон в-аз васфи ҷамолат пур
Ҳам зовияи хосон, ҳам анҷумани омон.
Нӯшанд май гулгун, резанд зи мижгон хун,
Дур аз лабат ин бошад айши қадаҳошомон.
Худкома диле дорам ҳун аз дили худкомӣ,
Оҳ аз дили худкома, дод аз дили худкомон.
Бар сар паи сомонам, эй хоҷа, мазан таъна,
Ошиқ, ки гузашт аз сар, фориғ бувад аз сомон.
Сад бор агар зоҳид аз хушкии худ сӯзад,
Бе доғи ғамат бошад аз доираи хомон.
Дар тавқи накӯномӣ завқе набувад, Ҷомӣ,
Он беҳ, ки барорӣ сар аз ҳалқаи бадномон.

* * *

Гар ёри моро парвои ёрон
З-ин ғуна бошад, эй вой ёрон!
Он ғайрати ҳур аз дар даромад,
Шуд рашки ҷаннат маъвои ёрон.
Ҷуз ашки симу ваҷҳи зар аз вай
Суде надорад савдои ёрон.
Гар худ нахондӣ, ҳаргиз набудӣ
Рафтан бад-он кӯ ёрои ёрон
Он фитна ҳар ҷо бинмуда боло,
Боло гирифта ғавғои ёрон.
Бегона бар ман орад тараҳҳум,
Азбаски гаштам расвои ёрон.
Ҷомӣ надорад дар сар ҳавое,
Ҷуз сар ниҳодан дар пои ёрон.

* * *

Дар ин роҳам кушоде нест чандон,
Ки манзил дуру зоде нест чандон.
Зи ҳар сӯ раҳзанонанд истода,
Маҷоли истоде нест чандон.
Шаби андӯҳи ҳиҷрондидагонро
Умеди бомдоде нест чандон.
Бикун бо номуродон ҳар чӣ хоҳӣ,
Ки инсонро муроде нест чандон.
Ба теғи ифтироқ аз ҷон буридем,
Чу бо мот иттиҳоде нест чандон.
Ба зӯҳди хеш маъзур аст зоҳид,
Ба ишқаш эътиқоде нест чандон.
Салоҳи кор ҷуз маъшуқу май нест,
Дар ин даъвӣ фасоде нест чандон.
Ба теғи ишқи Ҷомӣ кушта шав зуд,
Ки бар умр эътиқоде нест чандон.

* * *

Имшаб афтодаст шӯре дар миёни ошиқон,
Гӯи он кони намак шуд меҳмони ошиқон.
Бо хаёли хатти сабзаш хони ишқ оростаст,
Ҳаргиз ин сабзӣ мабодо кам зи хони ошиқон.
Ошиқон рафтанду меояд пайгумгаштагон
Ҳамчун он бонги дирой аз корвони ошиқон.
Ишқ меварзӣ, замину осмон тай кун, ки ҳаст
Аз замину осмон берун ҷаҳони ошиқон.
Марҳами асрори ишқат нест гӯши ҳар касе,
Мӯҳр неҳ аз хотами лаб бар даҳони ошиқон.
Лола з-ашки сурх бинӣ, ғунча аз дилҳои танг,
Гар кунӣ рӯзе гузар бар бӯстони ошиқон.
Нест аз пушти ҳаму оҳи манат бок, эй ҷавон,
Барҳазар мебош аз тиру камони ошиқон!
Хонаи худро набинам аз ту равшан, ҷуз гаҳе,
Қ-аз ду рух оташ занӣ дар хонумони ошиқон.
Дилбарон бар ошиқон аз ошиқон ошиқтаранд,
Ҷомӣ имрӯзу шумо, эй ошиқони ошиқон.

* * *

Ганҷи хушест кунҷи хароботи ошиқон,
Хуш дор хешро ба мулоқоти ошиқон.
Бишнав ба оби дидаи ҷому ниёзи чанг
Дар пои хумми бода муноҷоти ошиқон.
Мебош тезҳуш, ки дар кисвати маҷоз
Қашфи ҳақиқат аст мақолоти ошиқон.
Дар майкада раванду сар аз каъба барзананд,
Бингар, ки то куҷост каромоти ошиқон.
Шоҳон ба фарри давлати шоҳӣ мубоҳиянд,
Бошад ба зилли фақр мубоҳоти ошиқон.
Бар ҷои ҳар назар зи мижа хунашон чаконд,
З-ингуна кард ёр мукофоти ошиқон.
Ринду муқомиранд,[1] назарбозу майпараст,
Ин аст шарҳи ҷумла камолоти ошиқон.
Акси ҷамоли Ҳурвашони ҳақоиқ аст,
Ғофил машав зи сирри хаёлоти ошиқон.
Ҷомӣ, бар остонаи хидмат мақом гир,
Қори ту нест сайри мақомоти ошиқон.

---

[1] *Муқомир* — қиморбоз

* * *

З-оби чашми Кӯҳкан, к-он лолагун омад бурун,
Лолаҳо аз санглоҳи Бесутун омад бурун.
Чун гузашт аз дил хадангат рехтам аз дида хун,
Марҳам афтод аз ҷароҳат дур, хун омад бурун.
Аз бурун омад дарун сад ҷуръаи ишрат, вале
Бе лабат шуд ашки ҳасрат в-аз дарун омад бурун.
Беш аз ин зулфи мусалсалро манеҳ бар тарфи рӯй,
Қ-аз хирадмандон ҳама сити ҷунун омад бурун.
Сад фусунгарро забон з-афсуну ҷодуӣ бубаст
Ҳар фусунат, к-аз ду лаъли пурфусун омад бурун.
Порсо дар савмаа аз лаъли ту рамзе шунид,
Сӯи майхона намедонад, ки чун омад бурун.
Чун ба майдони ғамат Ҷомӣ ниҳод аввал қадам,
Аз ҷалодат зад нафас, лекин забун омад бурун.

* * *

Магӯ чу лаб бикушой, ки ханда бар шакар аст ин,
На ханда, қуфл кушодан зи ҳуққаи гуҳар аст ин.
Мадеҳ фиреб, ки раст аз рухам ба боғи ту гулҳо
Ба хори ҳар мижаам баста пораи ҷигар аст ин.
Танам чу мӯй шуду мӯй ҳалқа, кош дар-орӣ
Маро ба гирди миёнат, ки ҳалқаи камар аст ин.
Хуш он ки чун зи сарам дардманд шуд кафи поят
Задӣ ба пой сарамро, ки рав, чӣ дарди сар аст ин.
Чу дар ҳавои ту рақсам, ҳазор наштари меҳнат
Ба зери пой бикӯбам, ки сабзаҳои тар аст ин.
Маро намонд дигар тоби он, ки ҳар кӣ бубинам,
Ба раҳгузори ту, гӯянд, ошиқи дигар аст ин,
Занам нафир чу ой зи дар буруну нагӯӣ
Нафири Ҷомии дармонда ё сарири дар аст ин.

* * *

Чун ниҳам сар дар раҳат, яъне ки хоки пост ин,
Бигзарӣ фориғ зи ман, охир, чӣ истиғност ин?
Қадди туст ин, ё балое баҳри ҷони бедилон
Бар замин нозил шуда аз олами болост ин?
Рози ишқатро чӣ сон дорам даруни ҷон ниҳон,
Чун зи рӯи зарду ашки сурхи ман пайдост ин.
Дӣ хиромон мешудӣ в-аз ҳар тараф мегуфт халқ:
Дилбаре бас ҷобуку шӯхе аҷаб раъност ин!
Аз сагонат дур дӯшам меҳрубоне диду гуфт:
Аз рақибони худ афтода чаро танҳост ин?
Нест ҳеҷ аз ростӣ беҳ дар тариқи ошиқӣ,
Лек бо табъи қаҷандешон наёяд рост ин.
Мавҷзан шуд хотири Ҷомӣ зи гавҳарҳои роз,
Ин ғазал бишнав, ки як гавҳар аз он дарьёст ин!

* * *

Он нозанинҷавонро майли шикори ҷон бин,
Мушкин хадангҳояш бар анбарин камон бин!
Хат мезанад ба сабзӣ бар тарфи орази ӯ,
Шохе зи сунбули тар пайванди арғувон бин.
Эй тан чу мӯй карда, дар сирри ғайбдонӣ,
Банди қабош бикшо, борикии мнён бин!
Эй набзҷӯи ошиқ, пеш ор дасти лутфе,
Дар остин-ш муште фарсуда устухон бин!
Донӣ, чӣ гуна гардад хат мунтаҳо ба нуқта?
Хатти лабаш чу дидӣ, он нуқтаи даҳон бин.
То қадри худ бидонанд, гӯ, по бурун неҳ аз дар,
Сарҳои тоҷдорон бар хоки остон бин.
Қотиб чу шеъри Ҷомӣ ҷадвал кашад ба сурхӣ;
Дар дафтараш зи ҳар сӯ селоби хун равон бин.

* * *

Биё, эй ҳамчу гул рангин туро доман ба хуни ман,
Яке чун лола бо доғи ту беруну даруни ман.
Сутуни хона з-оҳам сӯхт, бигзар, эй ба лаб Ширин,
Тамошо кардани Фарҳодро бар Бесутуни ман.
Намехоҳам зи бода сурхрӯй, то шуд аз лаълат
Ҳубоби сели ашки сурх ҷоми лолагуни ман.
Фароҳам кай шавад корам
зи ақлу сабру дин з-ин сон
Ки санг андохт дар ҳангоми эшон ҷунуни ман.
Шудӣ толеъ зи авҷи ҳусну аз худ бехудам кардӣ,
Бад-ин давлат нашуд ҷуз ҳусни толеъ раҳнамуни ман.
Чунон бигдохтам бе ту, ки гар аз сар кашам хирқа,
Тавон рози дарунро як ба як хонд аз буруни ман.
Чӣ ҳосил гар фусуни дӯстӣ шуд шеъри ман, Ҷомӣ,
Чу ҳаргиз дар париӯён намегирад фусуни ман.

* * *

Биё, бар остони худ бубин рӯи ниёзи ман,
Бувад, к-аз юмни иқболат қабул афтад намози ман.
Нахоҳам чора аз кас, гарчӣ сад бечорагӣ дорам,
Чу ту бечораам хоҳӣ, кӣ гардад чорасози ман?
Ҳамерафт аз ҷаҳон Маҳмуди Ғазнин зери лаб гӯён,
Ки гар ман мурдам аз ғам, ҷовидон бодо Аёзи ман!
Намегӯям зи зулфат қисса ҷуз шабҳо ниҳон бо худ,
Зи хатти дилкашат бар рӯи рӯз афтод рози ман,
Набошад дар дарозӣ умри кас чун умри ман,

з-инсон

Ки ҳар торе зи зулфат ҳаст як умри дарози ман.
Майолуда палоси майкада кардам либоси худ,
Ҳамин бас бар китиф дурроаи давлаттирози ман.
Бувад килки ман аз баҳри ҳақиқат мустамад, Ҷомӣ,
Манеҳ, гӯ, мӯътариз ангушт бар ҳарфи маҷози ман.

* * *

Нест ҷуз иқрори ишқ ҳосили гуфтори ман,
Чеҳра ба хунинрақам ҳуҷҷати иқрори ман.
Ишқи ту з-оғози кор бурд қарори дилам,
То ба чӣ гирад қарор оқибати кори ман!
Хонаи ман паст шуд, рахна ба ҷон дарфитод
Рехт дарун сели ишқ аз дару девори ман.
Ҳар ғами душворро рӯй дар осонӣ аст,
Ҳеҷ гаҳ осон нашуд ин ғами душвори ман.
Доғи ту дорам ба дил, нақш бар ӯ номи ту,
Ин рақами давлат аст, сиккаи динори ман.
Чанд сагонат кашанд дарди сари посбон,
Поси шабатро бас аст дидаи бедори ман.
Баски диҳам, Ҷомиё, дарду ғам аз дил бурун,
Маҷлиси мотам бувад дафтари ашъори ман.

* * *

Чин дар чабин фиканда гузаштӣ ба сӯи ман,
Занҷир кардаӣ дари раҳмат ба рӯи ман.
Аз захми нохунам тани лоғар шуд устухон,
Боз о, ки шуд сафед зи ҳаҷри ту мӯи ман.
Буд орзуи хотири ман хат бар он узор,
Гардун бар об зад рақами орзуи ман.
Рӯзе, ки чарх з-обу гили ман сабӯ кунад,
Хоҳад шикаст санги ҷафоят сабӯи ман.
Ҳаргиз наёфтам ба ту раҳ гарчи дар раҳат
Сад бор суда шуд қадами ҷустуҷӯи ман.
Хӯ кардаам ба ҳар чӣ, зи хӯи ту мерасад,
Хӯи ту ҳаст ҷавру бар он сабр хӯи ман.
Ҷомӣ шикаст килк, китобат чу хатм шуд
Бар васфи навхате вараки гуфтугӯи ман.

* * *

Биё, эй соқии гулрух, маи гулранг гардон кун,
Ба рӯи гулгул аз май маҷлиси моро гулистон кун.
Набошад муфлисони шабнишинро дастрас шамъе,
Сӯи вайронаи мо ою кори моҳи тобон кун!
Ба сахтӣ меравад ҷон аз танам нодида дидорат,
Рухат бинмою ҷон додан бар ин дилсӯхта осон кун.
Дили ман номаи дард асту унвон чеҳраи пурхун,
Агар мазмун намехонӣ, назар дар нақши унвон кун.
Зи хуни кас ба дастат рангу теғат занг, напсандам,
Рақибонро ба шуғли куштани ушшоқ фармон кун.
Ҳалоки ҷони мо хоҳӣ, камони абрӯвонатро
Зи мижгон тир созу тирро аз ғамза пайкон кун.
Хуросон маъдани ишқ асту хубӣ, Ҷомиё, дил нех
Ба доғи ишқи хубон, ё бирав, тарки Хуросон кун!

* * *

То кай аз ҷони худ ҷудо будан?
Беҳ аз ин будан аст набудан!
Ёру додан ба бевафой хат,
Ману сар бар хати вафо будан.
Кардаам дар сафи сагонаш ҷой,
Тоқатам нест ҳеҷ ҷо будан!
Лаб зи дашноми ман намебандад,
Ҷурми ман чист? Дар дуо будан?!
Шоҳиду май насиби дасти расост,
Норасоист порсо будан.
Ишқ бо офият наёяд рост,
Ошиқӣ чист? — Мубтало будан!
Ёр бегонапарвару Ҷомӣ
Насазад бо вай ошно будан!

* * *

Эй зи лаъли лаби ту хун дили ман,
Ҳеҷ дил хун мабод чун дили ман!
Оташам дар дарун фикандиву ҳаст
Ахгаре з-оташи дарун дили ман.
Сӯхт аз сӯзи дил танам, эй кош,
Равад аз тан чу ҷон бурун дили ман!
Хати сабзат фусуни сеҳр дамид,
Рафт дар хат аз он фусун дили ман.
Ҳамчу сайде асири қайд шудааст,
Дар сари зулфи ту забун дили ман.
Ҷунбиши турраи ту дида зи бод,
Гашта бе сабру бесукун дили ман.
Ҷомӣ, омад ҷунуни ишқ фузун,
Ҳаст дар ишқ зӯфунун дили ман.

* * *

Занӣ бар дил зи мижгон захму дорӣ абрӯвон пинҳон,
Зиҳӣ шӯхӣ, ки тир андозиву созӣ камон пинҳон.
Ту масти хобиву ман наззорагар дуздида дар рӯят
Чу он дузде, ки гул чинад ба боғ
аз боғбон пинҳон.
Миёни мардумон расво шудам аз ашки хеш, оре,
Намонад рози ошиқ бо ду чашми хунфишон пинҳон.
Танам аз гирья ғарқи обу дил пуршӯълаи оташ,
Кӣ дидаст обро з-ингуна оташ дар миён пинҳон?
Ба ишқат пеши душман достон гаштам, чӣ хуш будӣ,
Агар мондӣ миёни дӯстон ин достон пинҳон.
Чу гӯям ғунчаи боғи латофат, он даҳон хоҳам,
Набошад ин муаммо бар замири нуктадон пинҳон.
На хоки Ҷомӣ аст ин, балки дар зери замин карда
Саги кӯят барои тӯъма муште устухон пинҳон.

* * *

Маҳи туркизабони ман надонад форсӣ чандон,
Чу гӯям бӯса деҳ, мушкил ниҳад бар форсӣ дандон.
Парерам буд дар дил шавқи ӯ чандон, ки мемурдам,
Чу омад дӣ, дучандон гашту ҳаст имрӯз садчандон.
Зи ғайраш дида дарбастам, макун гӯ чо
ба дил ҳар бут,
Ки ин шаҳрест аз омадшуди бегона дарбандон.
Чӣ ҳосил, гар шуд аз сандони дилҳояш танам ҳалқа,
Чу нақшояд даре бар рӯи ман з-ин ҳалқаву сандон.
На Юсуф дошт танҳо меҳнати зиндон, ки чун Юсуф
Ба зиндон рафт бе ӯ, бар Зулайхо шуд ҷаҳон зиндон.
Ман абри навбаҳорам, ӯ гули хандон, аҷаб набвад,
Агар бошам ба боғи даҳр ман гирьёну ӯ хандон.
Бутон фарзанду Ҷомӣ нест ҷуз Яъқуби ғамдида,
Ки маъшуфи ҷамоли Юсуф аст аз ҷумла фарзандон.

* * *

Хоча дармондаи фарч асту гирифтори гулӯ,
Фанкиҳӯ[1] беш нахондаст зи Қуръону кулӯ[2]
Қамтарак гӯш кунанд аҳли ҳаво з-аҳли сафо,
Оя «камтараку» в-аз ҳамашон камтарак ӯ.
Такья бар авф бувад ин ҳама густохии вай,
Оҳ агар мунтақимаш вонагузорад ба афву.
Эй шуда ҳамчу каду чумла шикам, кафча макун
Бахри пур кардани он дасти тамаъ сӯй ба сӯ.
То шавад базмгаҳи шоҳ саропардаи ишқ,
Хонаи ишқ бипардоз аз ин кафчу каду.
Дасти фикрат чӣ занӣ дафъӣ қазоро дар сар,
Маслиҳат нест, ки бо санг кунад чанг сабӯ.
То наёбӣ ба сар риштаи ваҳдат, Чомӣ,
Далқи садпораи касрат натавон кард руфӯ.

1 *Фанкиҳӯ* — чимоъ кунед, никоҳ кунед
2 *Кулӯ* — хӯред

* * *

Қасам ба нуну қалам, яъне он қаду абрӯ,
Ки ҷуз ба қиблаи рӯи ту нест моро рӯ.
Ту худ бигӯй, зи рӯи ту рӯй чун тобем,
Чунин ки партави рӯи ту тофт аз ҳар сӯ.
Нишон зи қурби ту додаст андалеб ба боғ,
Вагарна фохтаро чист наъраи куку?
Чаро дигар паси зону нишинам аз ғами ҳаҷр,
Чунин ки бо ту шудам ҳамнишину ҳамзону?
Савол кард фузуле, ки чунӣ, эй Маҷнун,
Зи ёри хеш ҷудо? Гуфт: Ин сухан кам гӯ!
Маро зи дарди ҷудоӣ чӣ ғам, ки бо Лайлӣ
Чунон шудам, ки надонам, ки ин манам ё ӯ.
Мадор умеди шифо гуфтӣ аз лабам, Ҷомӣ,
Ҳабибӣ анта, табибӣ, факайфа лоарҷӯ.[1]

Арабӣ: [1] Ҳабиби ман ва табиби манӣ, чун туро наҷӯям

* * *

Соқиё, хез ки чун доси зар омад маҳи нав,
Ид аз он мазраъи парҳезу вараъ кард дарав.
Рӯзадорон ҳама дар орзуи моҳи наванд,
Эй хуш он кас, ки ба меҳри кӯҳани туст гарав.
Умрҳо дар паи васли ту ба сар пӯидем,
Умр бигзашту ба ҷое нарасид ин такудав.
Хотири ошиқи содиқ зи ғаразҳо пок аст,
Дар ҳақи ӯ сухани аҳли ғаразро машунав.
Омадӣ баъди шабе, к-аз паси соле биравам,
Ба худо бар ту, ки дер омадай, зуд марав.
Партаве гар фитад аз моҳи рухат дар шаби тор,
Ҳама офоқ шавад равшан аз он як партав.
Мард расво шавад аз ишқи бутон, мегӯянд,
Ҷомиву ишқи бутон, ҳар чӣ шавад, гӯ, мешав!

* * *

Он тундхӯ, ки омад хун рехтан фани ӯ,
Гар хуни ман нарезад, хунам ба гардани ӯ!
Ҳар дам чаро ниҳад рӯ доман ба пушти пояш,
Чок аст ҷайби ҷонам аз рашки домани ӯ.
Тоқи равоқи айшам гардад, чу гоҳ-гоҳе
Бинам нишон ба роҳе аз наъли тавсани ӯ.
Гар з-он ду рух кушояд буркаъ[1] даруни хона,
Акси маҳу ҳур афтад берун зи равзани ӯ.
Шабҳо чу дур аз он рух бинам ба моҳ, тарсам,
Қ-аз барқи оҳам афтад оташ ба хирмани ӯ.
Ҳарчанд тан чу мӯе аз дарди туст ошиқ,
Бедарди ту мабодо як мӯй бар тани ӯ.
Ҷомӣ туро набинад ҷуз чашми равшани худ,
Бодо ҳазор раҳмат бар чашми равшани ӯ.

---

[1] *Буркаъ* — парда, чашмбанди занон

* * *

То намудаст сар аз тарфи кулаҳ кокули ту,
Рӯз бар каҷкулаҳон карда сияҳ кокули ту.
Бар сари мавкиби хуршедҷабинон ту шаҳӣ,
Ҳиндуи чатркушо бар сари шаҳ кокули ту.
Рафт бар боди ҳаво риштаи ҷамъияти мо,
Менадорад сари ин ришта нигаҳ кокули ту.
Дил ба фикри зақани туст, дареғо, ки нашуд
Дастгири дили афтода ба чаҳ кокули ту.
То сӯи хеш кашад дил зи ҳама рӯи замин,
Расан овехта аз торами маҳ кокули ту.
Сар натобанд ҳанӯз аз раҳи ту мискинон,
Бо ҳама сар ки фикандаст ба раҳ кокули ту.
Чун раҳад Ҷомӣ аз ин сон, ки шавад доми раҳаш
Гаҳ хати сабзи ту, гаҳ зулфи ту, гаҳ кокули ту?!

* * *

Хуршеду маҳро чӣ баробар кунам ба ту?
Биншин даме, ки дида мунаввар кунам ба ту.
Мушкин шамомаест занахдони ту зи хат,
Пеш ой, то машом муаттар кунам ба ту!
Бингар миёни хеш, чӣ ҳоҷат, ки ман ба мӯй
Ташбеҳи заъфи ин тани лоғар кунам ба ту?
Бо ҳеҷ офарида туро нест нисбате,
Тарсам, к-аз ин ақидаи дигар кунам ба ту.
Рӯят биҳишту лаъли ту Қавсар бувад, чаро
Зикри биҳишту чашмаи Қавсар кунам ба ту?
Чун меравӣ зи дида, ба сурат маҷол деҳ,
Қ-оинаи хаёл мусаввар кунам ба ту.
Тақриби зикри Ҷомиву таҳрири ҳоли ӯст,
Чун васфи ошиқони суханвар кунам ба ту.

* * *

Фасли баҳор шуд, бикушо чашми интибоҳ,
Дар хатти сабзаву варақи лола кун нигоҳ.
Бин хатти сабзи сабза, ки ҳар тоза ҳарф аз он
Чун бар камоли санъати сонеъ бувад гувоҳ.
Лола, к-аш аз миёни алаф бар задаст сар,
Дорад барои нафй сўй шакл лоилоҳ
Хоҳӣ, ки сирри ҳашр шавад мункашиф туро,
Урьён зи гул баромада бин шохи ҳар гиёҳ.
Дар ҳоли беқарории олам, агар туро
Ҳаст иштибоҳ, бар лаби ҷў кун қароргоҳ.
Дар оби ҷў ташобеҳи амсолро бубин
З-онҷо қиёс гир бақои ҷамолу ҷоҳ.
Ҷомӣ, чу нест наъти бақо ҷуз худойро,
З-ин пас ба ҷуз фанои худ андар худо махоҳ.

* * *

Эй зи сунбул хатти ту бар гул ниқоб андохта,
Зулфи шабрангат бар авҷи маҳ таноб андохта.
Ҷаъди тар дорӣ ба рух, ё роқими хатти лабат
Шуста мушкин лоқаву бар офтоб андохта,
Аз лабат дил дар хаёли оби ҳайвон ташна аст,
Бар умеди об худро дар сароб андохта.
Аз латофат рӯи ту хат менамояд зери пӯст,
Сабзаи тар, гӯиё, акс андар об андохта.
Турраи пурхам, ки шуд мӯи миёнатро камар,
Бар раги ҷонам ҳазорон печутоб андохта.
Дил, ки аз ғам сӯхт, аз бӯяш мани бехуд хушам
Ҳамчу он масте, ки бар оташ кабоб андохта.
Эй, хуш он шабҳо, ки Ҷомӣ рух ба поят судааст,
Чун ту воқиф гаштаӣ, худро ба хоб андохта.

* * *

Шоҳиди гул боз зангорӣ ниқоб андохта,
Булбули дилдодаро дар изтироб андохта.
Наргису лола ба рӯи сабза пиндорӣ ба хоб,
Масте афтода, зи каф ҷоми шароб андохта.
Чодари кофурии худро шукуфа шустушӯй
Карда субҳу чоштгаҳ бар офтоб андохта.
Акси гул дар обу гил, берун ҳамоно гулрухе,
Пираҳан карда бурун, худро дар об андохта
То ба пои ҳар дарахте хаймаи ишрат занӣ,
Бин, ки шоҳ аз соя чун мушкинтаноб андохта.
Бар сари ҷанг аст абр инак, ки дар оби шамар
Тири борон бар сари хӯди ҳубоб андохта.
Килки Ҷомӣ то сари зулфи сухан пиростаст,
Рашки он дар ҷаъди сунбул печутоб андохта.

* * *

Бар тарафи моҳ зулфи ту омад шаб сиёҳ,
Ин аст он шабе, ки беҳ аст аз ҳазор моҳ.
Бе рӯи ту ҳазор мусибат кашидаем,
Гар з-он ки рӯй во накунӣ, во мусибатоҳ.
Он кас, ки роҳ бар мани бесабру дин задаст,
Сарвест хушхирому саворест каҷкулоҳ.
Ҳаст ин ҳама киноягу рӯпӯш, балки зад
Роҳи ман он, ки дар дилу ҷонҳост карда роҳ.
Он шоҳи *дилнавоз*, ки *ҳар* ҷо *намуда рӯй*,
Заллат *лаҳу-л*-вуҷуҳу ва ҳаррат *лаҳу-л*-ҷибоҳ.[1]
Дилро ба ҳарду кавн ҷуз ӯ нест мақсаде,
Рӯҳӣ фидоу мақсада қалби-ва мубтағоҳ[2].
Ҷомӣ, магӯ, ки ғарқи гуноҳам зи оби май,
К-ин об шуст аз дили ман зулмати гуноҳ.

---

Арабӣ: [1] Рӯйҳо пеши ӯ сиёҳу *пешонаҳо пурчин шуданд*
[2] Ҷонам фидояш, дилҷӯи ман ва орзуи ман

* * *

Ман, ки аз сӯзи дили ғамзада гаштам ҳама оҳ,
Бин, чу оҳам ба сар аз дуди дил, ин чатр сиёҳ.
Гирья, гӯянд, гуноҳ аст зи шавқи рухи хуб,
Чанд дур аз ту бувад дидаи ман ғарқи гуноҳ?
Хотир аз машғалаи хастадилон ранҷа мадор,
Подшаҳро набувад чора зи ғавғои сипоҳ.
Кардаам ҷой ба сар хоки кафи пои туро,
Ҷои он дорад, агар сар кашам аз афсари ҷоҳ.
Сарвро зеби қабо додиву бас фитна, ки хост,
Вой, агар бар сари он баршиканӣ тарфи кулоҳ?
Дили моро кунӣ аз лутфи ду рух бастаи хеш,
Қас надорад дили дарвеш бад-ин лутф нигоҳ.
Нест кас марҳами рози даҳанаш, бар зақанаш
Лаб бинеҳ, Ҷомиву ин роз фурӯ гӯй ба чоҳ.

* * *

Абрӯи ту ҳар кӣ дид, эй моҳ,
Зад наъра, ки алҳилол валлоҳ[1]
Аз арш гузашт дасти ҳиммат
В-аз фарши ҳарими туст кӯтоҳ.
Хоҳам ба ҳавои ту бутонро,
Қас нест чу ман ҳавохоҳ.
Ҳеҷ аст даҳон-т, лекин аз вай
Афтода басе сухан дар афвоҳ.
Бо мо чӣ равад гаҳе ки ой,
З-оянда касе набошад огоҳ.
Ҳар кас ки ниҳод дар раҳат рӯй,
Қай пушт ниҳад ба маснади ҷоҳ?
Ҷомӣ, ки азизии ҷаҳон ёфт,
Қад азза бизиллиҳи-лимавлоҳ[2].

Арабӣ: [1] Ба худо маҳи нав
[2] Бо хорияш пеши хоҷааш азиз шуд.

* * *

Бо ашки хунин дур аз ту, эй моҳ,
Абуссу ҳузнӣ ва ашку ала-л-лоҳ[1]
Рӯ дар ту доранд аз дину дуньӣ
Мардони доно, риндони огоҳ.
Домони васлат натвон гирифтан
Даст аз ду олам нокарда кӯтоҳ.
Ҳарчанд гирам роҳи саломат,
Лутфи хиромат бар ман занад роҳ.
Аз сабзаи хат бар орази ту
Қомам баромад бар ваҷҳи дилхоҳ.
Ту мекашӣ тир аз синаи ман,
В-аз фурқати он ман мекашам оҳ.
Ҷон дод Ҷомӣ, лекин чӣ товон,
Лавмота абдун фӣ ҳуббӣ мавлоҳ?[2]

Арабӣ: [1] Ғами худ мегӯям ва ба худо шикоят мекунам.
[2] Агар ғуломе дар ишқи хоҷааш мурд.

* * *

Воиз хар асту анчумани ваъз харгала,
Гар хар равад ба харгала, натвон зи хар гила.
Аз савти тифл хирад тавочуд кунад, бале,
Рохи самоъи хар бувад овози зангула.
Осудагӣ мачӯй зи воиз, ки халкро
Чуз дарди сар намедихад аз бонгу машғала.
Равшан нашуд зи партави гуфтори ӯ, вале
Кай кирми шабчароғ кунад кори машъала?!
Шайхи хамидапушт, ки орад ба чилла рӯй,
Аз бахри сайди ом камон мекунад чила,
Фарз аст ишку хар чи ба чуз ишк, нофил аст,
То чанд тарки фарз кунӣ бахри нофила?
Чомӣ расонд силсилаи худ ба ахли факр.
Лекин ба хеч чо нарасад кас ба силсила.

* * *

Ҳаст анҷумани мо чамане пургулу лола,
Гул орази соқист, дар ӯ лола пиёла.
Афсурда чу жола-ст, нигаҳ дор, худоё,
Аз соҳати ин тозачаман офати жола.
Бошад сухани ишқ яке, лек гирифта
Ориф зи дили софиву воиз зи рисола.
Май деҳ, ки гираҳ шуд ба дилам ғуссаи айём,
Об аст даво, чун ба гулӯ монд навола.
Хатте, ки маро мерасад аз давлати ишқат,
Ранҷи ҳамарӯза-сту балои ҳамасола!
Гар нохушӣ аз додани як бӯса ба ҷоне,
Пеш ор лабат, то кунам ин байъ иқола.
Ҷомӣ, маталаб ҷавдати шеър аз мадади фикр,
Қ-ин кор ба имдоди илоҳист ҳавола.

* * *

Бубин пиёла ҳазорон ба рӯи дашт зи лола,
Ба рӯи дашт қадам неҳ, ба рӯи даст пиёла.
Ҳавола буд ба вақти гулам, ки рух бинамой,
Агарчи гул накашӣ парда, бо худот ҳавола.
Ба базми ишқи ту мустағниям зи соқиву мутриб,
Маям тарашшӯҳи дида-сту най тараннуми нола.
Чу сифла қадр надонад, чӣ имтиҳон, чӣ каромат,
Чу саг шинохт надорад, чӣ устухон, чӣ навола!
Чӣ бок соҳиби дилро зи гуфтугӯи фасурда,
Чӣ бим ҷоми фалакро зи сангрезаи жола!
Рамузи ишқ ба килку варақ чӣ гуна нависам,
Ки қосир аст зи ҳарфи он ҳазор рисола!
Ба ишқ баҳраи Ҷомӣ зи дӯстони гиромӣ
Маломати ҳамарӯзасту таънаи ҳамасола.

* * *

Зи чашмам рехт чандон об, к-омад хун зи дунбола,
Қунун афтад ба ҷои хун дилам паркола-паркола.
Чӣ хезад бе ту аз гашти чаман чун соқии даврам
Диҳад дар базми гул хуни ҷигар аз соғари лола.
Ба ҳар боғе, ки сӯзам бе ту, аз жола чӣ бок онҷо,
Ки чун борон гудозад з-оҳи гармам дар ҳаво жола.
Чу ҷон ҷо дар дилам дорӣ, ҳам он ҷо ғӯш кун, ҷоно,
Ки ман аз заъф натвонам, ки аз дил баркашам нола.
Лабатро нимҷоне вом додам, то пас аз мурдан,
Биё, ҷоно, ки аз ҳиҷрон расид он вомро ҳола.
Ҳаволат кун ба ман чун мизоҷат гармӣ орад май,
Ки доғи таб ба ҷонам беҳ, ки бар лабҳот табхола.
Ба хубон рӯй кун, Ҷомӣ, ки дарси ишқ беҳ донад
Ҷавони чордаҳсола зи пири чорсадсола.

* * *

Бе лаъли ту дил даруни сина
Хун аст чу май дар обгина.
Ғамҳои ту бурд сабрам аз дил,
Торочи сипоҳ шуд хазина.
Мурғи дили ман зи рӯю холат
Аз хирмани моҳ чид чина.
Сар зад зи дилам гиёҳи меҳрат,
Онро мадарав ба доси кина.
Шав соқии дигарон, ки имрӯз
Ман бехудам аз шароби дина.
Ҷомӣ, ки бувад саводи килкаш
Бар шоҳиди назми анбарина,
Ҳарчанд бувад сафина дар баҳр,
Шеъраш баҳрест дар сафина.

* * *

Ғизоли ман, ки лабаш рӯ ба сабзӣ оварда,
Ба сабзазори хутан мушкбӯ гиёҳ х(в)арда.
Чӣ гӯям аз хати сабзаш, ки гирди чашмаи нӯш
Бунафшаест ба оби ҳаёт парварда.
Бувад зи даври хаташ фитна ҳар сари мӯе,
Чӣ фитнаҳо, ки дар ин давр сар баровардa!
Зи офтоб дарад пардаи шаб, ин ачаб аст,
Ки бандад он шаби зулф офтобро парда.
Сиёҳ шуд лаби ширини ӯ зи мушкин хат,
Қасе надида ба ширинияш сияҳчарда.
Сиёҳрӯзии соҳибдилон зи гардун нест,
Хати узори бутон рӯзашон сияҳ карда.
Чӣ марди даъвии ишқ аст, Ҷомӣ, ар накунад,
Бар он чӣ мерасад аз дӯст, сабри сад мурда?!

* * *

Вақти гул тарки маю ҷом, ки чӣ?
Дурӣ аз ёри гуландом, ки чӣ?
Маҷлисорост гули тавбашикан,
Тавба аз бодаи гулфом, ки чӣ?
Майпарастон ҳама дар рақси тараб,
Гар гаронҷон наӣ, ором, ки чӣ?
Сухани ишқ магӯ бо зоҳид
Нуктаи хос бари ом, ки чӣ?
Гӯш бар туст дуогӯёнро,
Зери лаб додани дашном, ки чӣ?
Куштаи чашми туам, зулф бипӯш.
Мурғи бисмилшударо дом, ки чӣ?
Чанд аз он лаб талабӣ, Ҷомӣ, ком,
Пеши аҳли карам ибром, ки чӣ?!

* * *

Гулро фарози шох бин дар чилваи ноз омада,
Шарҳи ниёзи хешро булбул навосоз омада.
Домони дашту гулшан аз лаълу зумуррад пур шавад,
З-ин сон ки ғанҷури замин ганҷинапардоз омада.
Шуд лола шамъи базми гул, инак бубин парвонасон
Резон шукуфа дам ба дам сӯяш ба парвоз омада.
Пас зиндадил, к-аз ҷоми гул хӯрда маи завқу тараб,
Ҳушьёр рафта то чаман, масту сарандоз омада.
Дар коргоҳи ошиқӣ бин наврасони боғро,
Гул тахти манзурӣ зада, наргис назарбоз омада.
Бас нуктадон,
к-аз булбулон чун карда гӯш авсофи ғул,
Дар гӯши ҷонаш нуктаҳо аз пардаи роз омада.
З-овози мурғон аз чаман рафта садо то савмаа,
Сӯфӣ ба сар ғалтон шуда, дунболи овоз омада.
Ман ишқу мастӣ аз азал овардаам бо худ, бале,
Анҷоми кори ҳар касе бар вифқи оғоз омада.
З-ин шеъри нав шуд пуршарар, Ҷомӣ, Хуросон, гӯиё
Аз килки Саъдӣ нуктае ширин зи Шероз омада.

* * *

Чу ҳалқа даври уфуқ бар ман аст тангшуда.
Ки ҳалқаи сари зулфи туам зи чанг шуда.
Мачӯ иморати дин аз дилам, ки ин хона
Харобкардаи он чашми шӯхшанг шуда.
Чаро кашам паи марҳам хадангат аз дили реш,
Ки марҳами дили реши ман ин хаданг шуда?
Дамида гирди узори ту хат бад-он монад,
Ки шоҳи Рум асири сипоҳи Занг шуда.
Зи лавҳи сода назад ҳарфи офатам аз раҳи дил,
Ҳалоки ҷони ман он хатти мушкранг шуда.
Зулоли чашмаи лутфӣ, аҷаб ҳаме монам,
Ки тан чӣ гунаат аз симу дил зи санг шуда?
Қадам зи сахтии роҳи талаб макаш Ҷомӣ,
Ки пои саъй дар ин санглох ланг шуда

* * *

То ба чашми ту сурма раҳ карда,
Хонаи мардумон сияҳ карда.
Соли ту чордаҳ накарда тамом,
Номи ту моҳи чордаҳ карда.
Рӯи ту баҳри хонавайронон
Дар шаби тира кори маҳ карда.
Меҳри рухсори оламафрӯзат
Чок дар ҷайби субҳгаҳ карда.
Умри бас кас, ки дар назораи ту
Рафта барбод, то нигаҳ карда.
Подшоҳи сипоҳи ҳусн туӣ,
То фалак арзи он сипаҳ карда.
Ишқ бо чун туе агар гунаҳ аст,
На ҳамин Ҷомӣ ин гунаҳ карда.

* * *

Рухатро маҳ нахонанд аҳли тавчеҳ,
Ки равшан нест чандон ваҷҳи ташбеҳ.
Макун аз хони васлат манъи сойил,
Ки хориҷ бошад аз қонуни тавчеҳ.
Ғамат бо дил ду ҳарф омад зи як ҷинс,
Ки он мудғам бувад в-ин мудғамун феҳ.
Агар ҳоҷат ба шамъ афтад шабатро,
Зи ҷон ришта диҳам в-аз чашму дил пеҳ.
Ҷӣ сон оям бурун аз теҳи ишқат.
Ки Мӯсо буд саргардон дар он теҳ!
Чу «ҳо» чашми ҳама кардам бад-ин ҳарф
Туро бар интизори хеш танбеҳ.
Миси худро макун, Ҷомӣ, заранду д,
Ки пеши ноқидон хуш нест тамвеҳ.

* * *

Эй ба хубӣ рухи ту аз маҳ беҳ,
Қиссаи моҳ бо ту кӯтаҳ беҳ!
Ба маҳ он рух чаро кунам ташбеҳ,
Тарки ташбеҳи номуваҷҷаҳ беҳ!
Гарчи омад мушаббаҳун биҳ хуб,
Ҳаст сад бор аз он мушаббаҳ беҳ.
То шудӣ ту азизи Мисри ҷамол.
Ҳусни Юсуф нуҳуфта дар чаҳ беҳ?
Сирри ирфон хуш ояд аз зоҳид,
Лекин аз орифони огаҳ беҳ.
Қиссаи аҳли дил ҳамеша хуш аст,
Зикри шайхони шаҳр гаҳ-гаҳ беҳ.
Дар ватан зикри Қаъба, Ҷомӣ чанд?
Хез, к-ин гуфтугӯ дар раҳ беҳ!

* * *

Буте, ки буд чу ҷонам ба сина ҷо карда,
Гирифт роҳи ҷудоӣ видоъ нокарда.
Ба доғи марг ҷудо бод ҷон зи тан онро,
Ки ҳамчу ҷон зи тан ӯро зи ман ҷудо карда.
Рухе чу оина рафт аз ватан ҷудо зи рақиб,
Кӣ дид оинае инчунин ҷило карда?
Бирехт хун ба раҳам баҳри озмудани теғ,
Бад-ин баҳона чӣ хунҳо, ки зери по карда.
Фитода баҳри суҷудаш ба рӯй сад бедил,
Ба ҳар назар, ки гаҳи рафтан аз қафо карда.
Ҳазор ҷони гиромӣ фидои ханҷари ӯ,
Ки банд-банди маро пурсише ҷудо карда,
Чу берақиб маҳол аст васл, аз он Ҷомӣ
Ба ҳаҷр сохта в-аз васл хӯй во карда.

* * *

Эй нома зи худ ба х(в)ад навишта,
Дар вай ҳама неку бад навишта
Ҳар дам сунъат зи лавҳи ҳастӣ
Сад ҳарф сутурда, сад навишта.
Дар нуқтаи хол орифонро
Сирри азалу абад навишта.
Бар сафҳаи чеҳра соликонро
Оёти қабулу рад навишта.
Дар хок дамида ҷону номаш
Насринбару сарвқад навишта.
Аз гул бинамуда рӯй, васфаш
Гулчеҳраву лолахад навишта.
Ин гуфта ба ишқ хон, ки Ҷомӣ
Аз ишқ, на аз хирад навишта.

* * *

Сарви ман, бар рухи гул ҷаъди сумансой манеҳ,
Гирди маҳ силсилаи зулфи шабосой манеҳ.
Бин гирифтории аҳли назар, аз баҳри худо,
Дида бар акси рухи оинаорой манеҳ.
Бо хаёли лаби майгуни туам вақт хуш аст,
Бар кафам соғари лаъли тарабафзой манеҳ.
То дар афсонаи васлем, дам аз ҳаҷр мазан,
Заҳр дар тӯъмаи мурғони шакархой манеҳ.
Ҳусни худ бар дили ҳар бехабаре арз макун,
Ишқи ту ганҷи нафис аст, ба ҳар ҷой манеҳ.
Дилам афтод ба ишқи ту зи худроии хеш,
Доғ бар ман ба гунаҳ аз дили худрой манеҳ.
Рехт Ҷомӣ гуҳари назм ба поят, ки марав,
Қавли бадгӯ машунав, бар суханаш пой манеҳ.

* * *

Эй маро аз оташи савдои ту ҷон сӯхта,
Пираҳан аз тан, тан аз дил, дил зи ҳиҷрон сӯхта!
Оташи дил барзада аз синаи чокам алам,
Кӯҳнадалқам аз ғиребон то ба домон сӯхта.
Дар миёни оташу обам зи дидори ту дур,
Ашки пайдо ғарқа карда, доғи пинҳон сӯхта.
Мефиристам сӯи ту дар шарҳи ҳиҷрон номае,
Аз сиришку оҳ мазмун шуста, унвон сӯхта.
Ҷаста з-оҳи ташнагони Қаъбаи васли ту барқ,
Дар биёбон оташ афтода, mағелон сӯхта.
Шамъи ғул гар доштӣ тоби ту, будӣ ҳар саҳар
Ҳамчу парвона ҳама мурғони бӯстон сӯхта.
Чун зи Ҷомӣ як ғазал нанвиштӣ, эй мушкинғизол,
Лаб фурӯ баста, қалам бишкаста, девон сӯхта.

* * *

Хуш он ки буд зи ту хонаам парихона,
Куҷо шудӣ, ки шудам бе рухи ту девона?
Зи ошноии ишқат чӣ ҳосил аст маро,
Ҷуз он ки гаштаам аз сабру ҳуш бегона?
Ҳадиси васли ту ҳар шаб зи ҳуш мебарадам,
Ба хоб мекашад, оре, самоъи афсона.
Ба авҷи кунгураи васл чун кунад парвоз,
Чунин ки шамъ зад оташ ба боли парвона.
Хабар мапурс зи паймони зӯҳд риндеро,
Ки дод дасти иродат ба дасти паймона.
Зи зулфи дилкаши ту ғарчи монд Ҷомӣ дур,
Саре зи теғи бало шох-шох чун шона,
Равона мекунад аз чашми дурфишон ҳар дам
Ҷавоҳири қадамоти ниёзмандона.

* * *

Эй шакли қаддат пайкаре аз сими соро рехта,
Ҳар дам зи шоҳон лашкаре сарҳот дар по рехта.
То шуд дар ин бӯстонсаро сарви қадат болонамо,
Ҳар лаҳза тӯфони бало бар мо зи боло рехта.
Чун офтоб инак шароб андар ҳилол афканд тоб,
Рӯят зи тоби офтоб аз маҳ Сурайё рехта.
Чашмам зи хун шуд мавҷзан, бин, лолаҳо хунинкафан,
З-он хун, ки абр аз чашми ман
бар кӯҳу саҳро рехта.
З-ашкам, ки аз дил сар зада, нақши вафо
бар зар зада,
Хунин гиё сар барзада як қатра ҳар ҷо рехта.
Дода рақибатро амон аз ранҷи тан даври замон,
Бодо ба ҷонаш з-осмон марги муфоҷо рехта.
З-инсон, ки чашмат теғи кин ҳар дам кашад
бар ону ин,
Мушкил, ки монда з-аҳли дин хуни касе норехта.
Аз хӯи ту мо ғуссакаш, тардоманон з-ӯ гашта х(в)аш,
Мо кишти хушк, ӯ абрваш борон ба дарьё рехта.
Ҷомӣ, к-аз анфоси равон бахшад
ба ҳар дилмурда ҷон,
Нузле бар ӯ з-ин сабзхон рӯҳи Масеҳо рехта.

* * *

Моем зи машраби мугона
Дар кӯи муғон гирифта хона.
Ҳамвора маи муғона нӯшем
Бар нағмаи чанг ё чағона.
Ишқ аст таронагӯ дар ин базм,
Ғофил манишин аз ин тарона!
Зоҳид, ки зи зӯҳди хушк хонад
Ин тозатаронаро фасона,
Аз сабҳа муқаййиди адад монд,
Қай роҳ барад ба он ягона?
Ҷомӣ, ки зи дидани ҳуҷуб буд
Дар рафъи ҳиҷоб ҷовидона,
Чун дид, ки он ҳуҷуб ҷуз ӯ нест,
Бархост ҳиҷобаш аз миёна.

* * *

Эй чу ҷон дар дили ман ҷо карда,
Ақлро ишқи ту шайдо карда.
Ҳар кӣ имрӯз рухат дида ба нақд,
Пушт бар насьяи фардо карда.
Қай кунад рӯи тамошо ба биҳишт,
Ҳар кӣ рӯи ту тамошо карда.
Бут туро дидаву чун барҳамаион
Пеши ту саҷда таманно карда.
Оразат карда ба хат ғорати дин,
Ин чӣ расм аст, ки пайдо карда?
Дар паи васли чу ту мушкхате
Шаҳре аз сар чу қалам по карда.
То кунад фикри даҳонат Ҷомӣ,
Умр дар фанни муаммо карда.

* * *

Эй ба боло балои ҷони ҳама,
Қӯтаҳ аз васфи ту забони ҳама.
Осмон аст қиблаи ҳоҷот,
Остони ту осмони ҳама.
Чун ту нозукмиён басе дидам,
Ту дилам бурдӣ аз миёни ҳама.
Буд шаҳр аз шакарфурӯшон пур,
Баст лаъли лабат дӯкони ҳама.
Ҳар касат бевафо гумон мебурд,
Шуд яқин оқибат ғумони ҳама.
Чун фатила чароғи доғ туроcт,
Шӯълазан мағзи устухони ҳама.
Аз кӯҳан ошиқон магӯ, Ҷомӣ,
Қардай нусха достони ҳама.

* * *

Манам ошиқу бедилу мубтало,
Зи ишқи ту афтода дар сад бало,
Қашидаст хони бало ишқи ту,
Занад оламеро ба он хон сало.
Зи вирди тиловат маро боздошт
Суруди ғамат дар халову мало.
Қай ояд тиловат зи дастам, чу ман
Задам даст дар тан, тало ло тало.
Фурӯғи рухат аз паси сад ҳиҷоб
Диҳад дидаро нуру дилро ҷило.
Чун рондӣ чунин охирам, кошкӣ,
Намехондиям сӯи хеш аввало.
Расонид Ҷомӣ ғами дил ба арз,
Фа-ин шиъта фасмаъ ва-илло-фало.[1]

---

[1] Арабӣ: Пас агар ту хоҳӣ бишнав, вагарна на!

* * *

То чу қадаҳ бо дили пурхун най,
Ком ситон з-он лаби майгун най!
То нахӯрӣ ғӯта ба дарьёи ашк,
Толиби он гавҳари макнун най.
Турраи Лайлӣ чӣ диҳам бо ту шарҳ,
Чун ту аз он силсила Маҷнун най.
Аз шиками моҳии баҳри фано
Дам мазан, эй шайх, ки Зуннун най!
Гуфтаӣ аз нестиям пур чу най,
Лофи пурӣ чанд занӣ, чун най?
Рӯ ба фузунӣ нанихӣ аз камӣ,
Гар зи ҳама дар камӣ афзун най!
Ҷомӣ, агар ҳалқаи ушшоқро
Сар нашудӣ, шукр, ки берун най!

* * *

Чун ҳавои боғ бо ин шакли мавзун кардаӣ,
Аз лаби хандон даруни ғуичаро хун кардаӣ!
Бар лаби ҷӯ нест ин гул, балк аз андом чу гул
Пираҳанро бар канори ҷӯи берун кардаӣ!
Нест ҳам дар об акси гул, ки баҳри шустушӯӣ
Ҷо даруни об бо андоми гулгун кардаӣ!
Буд по бар ҷо ба сони кӯҳ сабрам, лек ту
Кӯҳро аз поймоли ҳаҷр ҳомун кардаӣ!
Ҳарҷӣ хубонро бувад яксар, ту танҳо дорӣ он,
В-аз ҳама бар сар муанбар кокул афзун кардаӣ!
Дил зи даври хатти ту берун намеёрад шудан,
Менадонам, зери лаб бозаш чӣ афсун кардаӣ!
Медамад бӯи ҷунуни ишқ, Ҷомӣ, з-ин ғазал,
Гӯӣ, истимдоди файз аз рӯҳи Маҷнун кардаӣ.

* * *

Чӣ суд аз он, ки кам аз кабки хушхиром най,
Ки ҷуз ба ҷониби ағёр тезгом най?!
Ба ҳусн моҳи тамомӣ, надонамат зи чӣ рӯй
Чу моҳи нав ба мани кам зи кам тамом най?
Ба ҳаммақомии ушшоқ мекунӣ оҳанг,
Чӣ мӯҷиб аст, ки бо ман дар ин мақом най?
Манам ғуломи ту, эй подшоҳи кишвари ҳусн,
Чӣ шуд, ки мултафити ҳоли ин ғулом най?!
Сазад чу оҳуи ваҳшӣ, ки рӯ ниҳам дар дашт,
Чунин ки бо мани аз худ рамида ром най!
Маро чӣ чашми алайк аз лаби гуҳарборат,
Чу ту зи сангдилӣ гӯш бар салом най?
Зи ҷоми май кунӣ эъроз, Ҷомиё, гӯй,
Зи силки ҷамъи муридони Пири Ҷом най!

* * *

Хӯи худро кардаӣ чун рӯю некӯ кардаӣ,
Ишқбозонро ба хӯи неку бадхӯ кардаӣ!
Гарчӣ лола дар чаман омад дурангу гул дурӯй,
Ҳар дуро дар ишқи худ якрангу якрӯ кардаӣ!
То фикандӣ чин дар абрӯ, сачда натвонам туро,
Рахна дар меҳроби ман аз чини абрӯ кардаӣ.
Бу, ки рӯзе хешро дар гесӯят бофам, хушам,
Гар танамро лоғару борик чун мӯ кардаӣ!
Сарнагун афтода сарв аз рашки болоят дар об,
Чун ба гулгашти чаман ҷо бар лаби ҷӯ кардаӣ.
Шӯҳраи ҳар базм хоҳӣ ҳусни худро, эй ғизол,
Нест бе мӯҷиб, ки Ҷомиро ғазалгӯ кардаӣ.

* * *

Анта шамсул бақо ва ғайрука фай,
Қуллу шайъин сивока лайса би шай.[1]
Нест имкон бисотбӯсии ту,
То нагардад бисоти имкон тай.
Нест ҷуз мушти гил зи коргаҳат
Дасткарди халақтаҳу би ядай.[2]
Қарда ваъда давои ман лаби ту,
Чун биҷӯям вафои ваъда зи вай?
«Қай ман ин ваъда кардаам?» — гӯяд,
Ин бувад охириддавоъ, эй кай.
Бо ту ҳамдам куҷо тавонад буд,
Ҳар кӣ аз худ тиҳӣ нашуд чун най?
Паи худ гум кун аз миён, Ҷомӣ,
То расад файзи ишқ пай дар пай.

---

Арабӣ: [1] Ту офтоби бақой ва ғайр аз ту ҳама чиз соя аст.
[2] Ӯро бо ду даст офаридӣ.

* * *

Биё, биё, ки садои дирову бонги ҳудо
Ҳамедиҳад хабар аз қурби ҳавдаҷи Лайло.
Биё, биё, ки агар бо ту ними ҷоне ҳаст,
Ба пеши ҳавдаҷи Лайлӣ нисори он авло!
Ба ғайри ишқ маро нест даъвие ба ҷаҳон,
Худо гувост, ки ман содиқам дар ин даъво.
Ҷамоли ёр дар ағьёр кай тавонӣ дид,
Накарда чашми шуҳуд аз ғубори ғайр ҷило?
Сафои машраби риндон чӣ суд зоҳидро?
Наёфт баҳра зи миръот дидаи аъмо!
Самоъи қавли аласт аз худам чунон бирабуд,
Ки боз менашиносам аластро зи бало.
Зи завқи ишқ чу холӣ бувад сухан, Ҷомӣ,
Чӣ суди ҷавдати лафзу ғаробати маъно?!

* * *

Фидока уммӣ ё ғояталмуно ва абӣ,[1]
Бисӯхт ҷони ман, аз ҷони ман чӣ металабӣ?
Агар хамӯш кунам, гӯиям, ки бехабарӣ,
В-агар хурӯш кунам, рониям, ки беадабӣ.
Ҷаҳон саҳифаи ҳусну ҷамоли ламязалист,
В-аз он саҳифа ба ваҷҳи ҳасан ту мунтахабӣ.
Чӣ гуна аз ту намонам аҷаб, ки мебинам
Ба зери ҳар хами зулфат ҳазор булъаҷабӣ.
Ту абри ҷӯдиву ман кишти ташналаб бе ту,
Биё, биё, ки кунам бо ту шарҳи ташналабӣ!
Зи ҳаҷри рӯи ту рӯзам тамом ними шаб аст,
Ҳазар кун аз асари нолаҳои нимишабӣ!
Арабнажод бувад ёру мекунад Ҷомӣ
Ба форсӣ ғазал авсофи ҳусни он арабӣ.

---

Арабӣ: [1] Эй ғояти мақсадҳо, модару падарам фидои ту!

* * *

Моем шуста з-оби май даст аз ҳама олудагӣ,
Суда саре дар пои хум в-аз дарди сар осудагӣ.
Вақте ба ишқи некӯвон будам зи буди хеш гум,
В-акнун ба худ дармондаам,
хуш вақти он гумбудагӣ.
То сар ба болинам зи ту бар бистари бебистарӣ,
Дар хун ғунуда ҳар шабе чашмам зи шабнағнудагӣ.
Хуни ҷигар полудаам аз шаъри мижгон умрҳо,
Бо ман дилат софӣ нашуд бо ин ҳама полудагӣ.
Бо худфурӯшонам макун ҳамсар, ки ман хоси туам,
Дорад тафовут дар баҳо бозорӣ аз фармудагӣ!
Дил сода аз нақши тараб, по суда аз роҳи талаб,
Бо давлати дардат хушам, з-ин содагиву судагӣ.
Ҷомӣ нашуд дар ошиқӣ з-ашки дурӯғин сурхрӯ,
Комилъиёрӣ кай расад мисро зи рӯйандудагӣ?

* * *

Туӣ он офтоби оламоро́й,
Ки дорӣ дар дили ҳар заррае ҷой!
Ҷамолатро аморӣ дар иморат
Намегунҷад, сӯи вайрони мо ой!
Мапӯш аз мо ба мо нури рухи хеш,
Ба гил хуршеди тобонро маяндой!
Миёни мову ту моем парда,
Карам кун в-аз миён ин парда бикшой.
Хирад занг аст бар оинаи ишқ,
Бидеҳ май, соқиё в-ин занг биздой!
Чу ҷонон ҷони ҷони туст, Ҷомӣ,
Ҷаҳон дар ҷустуҷӯи ӯ мапаймой,
Бизан дар домани он ҷони ҷон даст,
Манеҳ дигар бурун аз хештан пой!

* * *

Омадиву оташам ба хона задӣ,
Нилту мо кона мунтаҳо амадӣ[1].
Дастгири маризи кист табиб,
Ё табибал қулуби хузбиядӣ![2]
Бе рухат зиндагӣ намехоҳам,
Лайта рӯҳӣ язулу ан ҷасадӣ[3]
Ломеъ аст аз ҷамоли талъати ту
Ламаъоти таҷаллии аҳадӣ![4]
Ҳар чӣ омад зи ту, ҳама нек аст,
Лекин аз мо гирифт ранги бадӣ.
Ҳунари ошиқон-ст тарки хирад,
Айби эшон макун ба бехирадӣ!
Ҳар чӣ мақбули туст, эй зоҳид,
Ҳама рад аст пеши ишқу радӣ!
Қай барӣ пай ба сирри ваҳдати ишқ,
Чун зи сабҳа муқайяди ададӣ?!
Мояи давлати абад ишқ аст,
Ҷомиву касби давлати абадӣ!

---

Арабӣ: [1] Ноил шудам он чиро, ки ҳадди охири ман буд
[2] Эй табиби дилҳо, дастамро бидор
[3] Кош ҷонам аз баданам мебаромад
[4] Дурахшиданҳои таҷаллии аҳадӣ

* * *

Бар авҷи ҳусн чун хуршед фардӣ,
Вале ҳаргиз ба гирди мо нагардӣ.
Аз онам чун шафақ дар хун, ки бе ту
Ниҳодаст офтобам рӯ ба зардӣ!
Шавад тай бар дуоҳои ту яксар,
Агар тӯмори умрам дарнавардӣ.
Зи хони ишқи ту ҷуз ғам нахӯрдам,
Ғами ғамхорагон ҳаргиз нахв(а)рдӣ!
Зи сар то по ҳама дардам зи ҳиҷрон,
Биё, ҷоно, ки ту дармони дардӣ!
Ба мардӣ бори ғамҳоят кашидам,
Накардӣ ҳаргизам таҳсин, ки мардӣ.
Пушаймон гаштан аз озори Ҷомӣ
Чӣ суд, акнун, ки кардӣ, он чӣ кардӣ?!

* * *

Чанд бошам чашм бар дар, гӯш бар овози пой,
Рӯзе аз роҳи тараҳҳум, бар мани бедил дарой!
Гарчи барҷомондаам дар кунҷи ҳаҷр аз заъфи тан,
Чун расад овози поят, барҷаҳам бехуд зи ҷой.
То ту накшодӣ дари ғамхонаам, накшод бахт
Як дари роҳат ба рӯи ман дар ин меҳнатсарой.
Ҳеҷ маъворо набошад бе қудумат равнақе,
Вои маъвое, ки аз вай пой гирӣ, боз вой.
Давлате бошад, ки ой аз дарам бикшода рӯй,
Рағми ҳосидро ба рӯям ин дари давлат кушой.
Лутфӣ аз сар то ба по, гоҳе ба ташрифи қудум
Бо ғарибони диёри хеш лутфе менамой!
То қадам дар кулбаи Ҷомӣ ниҳодӣ, рӯзу шаб
Чашми худро з-остони хеш бошад сурмасой.

* * *

Хуррам он кас, ки барад пай ба раҳи ҳеҷкасӣ,
То дар ин раҳ наниҳӣ пой, ба ҷое нарасӣ.
Ҳарчи ҷуз шустани дасти ҳавас аз ҳосили хеш,
Бошад ин ҷо ҳама беҳосиливу булҳавасӣ.
То барӣ аҳд ба сар, нисбат аз одам биғусил,
Аҳидаллоҳу *ило* Одама аҳдун фанасӣ.[1]
Қам зан аз васли раёҳин нафас, эй мурғи қафас,
Ки тамошогари бӯстон зи шикофи қафасӣ!
Гарчи аз маҳмили Лайлӣ нарасад бонги дарой,
Шодам аз қофилаи ӯ ба мақоми ҷарасӣ.
Ояд аз нури рухат замзамаи нори Қалим,
Яъламуллаҳ,[2] ки ту аз шӯълаи он муқтабасӣ.
Нест ҷуз ҳукми ту дар кишвари мо ҳукми дигар,
Шуғли ту рӯз бувад шаҳнагиву шаб асасӣ.
То *лаби* ҷом шуд олуда зи шаҳди лаби ту,
Мезанад мурғи дилам пар ба ҳавои магасӣ.
Зинда шуд, Ҷомӣ, аз анфоси хушат ҷони сухан,
Шояд, ар ном барорӣ ба масеҳонафасӣ!

---

Арабӣ: [1] Худо ба ӯҳдаи Одам паймонеро гузошт, вале ӯ фаромӯшаш кард
[2] Худо медонад

* * *

Ҳамедиҳад хабар аз гул насими субҳидамӣ:
Зи ғашти боғ маёсо ба узри бедирамӣ.
Ба даст агар дирамат нест, кун ба бода гарав
Қабои мӯҳтарамиву кулоҳи мӯҳташамӣ!
Ба пеши новаки ғам ҳар гуле кунун сипар аст,
Чаро чунин ҳадафи новаки ҳазор ғамӣ?
Шукуфа бину бунафша ба боғу ёд овар
Зи рӯзи муйсафедиву аҳди пуштхамӣ!
Арабнажод маҳе роҳи ман зад, эй мутриб,
Таронае бисаро ҳасби ҳоли ин аҷамӣ!
Ба бонги чанг бигӯ, к-эй ба рух чароғи ҳарам,
Фидока рӯҳӣ ва қалбӣ ва ин абаҳта дамӣ![1]
Ба ҳар чӣ табъи ту моил шавад зи лутфу ситам,
Фидока ғояту қасдӣ ва мунтаҳо ҳимамӣ![2]
Чарост сӯи ту рӯи ҷаҳониён шабу рӯз,
Агарна қиблаи офоқу каъбаи ҳарамӣ?!
Фироқномаи Ҷомист ин навишта, ки кард
Ба нӯги ҳар мижа аз рашҳаи ҷигар қаламӣ.

---

Арабӣ: [1] Ҷону дилам фидои ту, агар хунамро резӣ ҳам
[2] Ғояти мақсадам ва фарҷоми кӯшишҳоям фидои ту

* * *

Битобӣ бар ҳама чун моҳу аз ман рӯй бартобӣ,
Ба ҳар кас шаккару ширию бо ман оташу обӣ.
Қашӣ ҳар качниҳодеро камоносо ба сӯи худ,
Маро дур афганӣ аз пеши рӯ чун тири партобе.
Шаб аз меҳроби абрӯят чу монам боз, бар ёдаш
Қанам бар сина аз нохун ҳазорон шакли меҳробӣ.
Қунам шарҳи гирифтории худ бо ту, вале мушкил,
Қи нагзашта асири чун худе, ин нукта дарьёбӣ.
Макун хокистарам дур аз дарат, бигзор то бошад
Ба шабҳо зери паҳлуи сагонат фарши санҷобӣ.
Нишонад ҷӯши хун уннобу унноби лабат хунам
Ба ҷӯш оварду инак ашки ман з-он гашта уннобӣ.
Чу зад роҳи дилат номеҳрубоне, дил бинеҳ, Ҷомӣ,
Ба маҳҷурию ранҷурию бехӯрдию бехобӣ.

* * *

Чаҳоне тоза шуд аз файзи ту, эй абри наврӯзӣ,
Мани лабташнаро то чанд баҳри қатрае сӯзӣ?
Сияҳ шуд рӯзи ман з-ин ғам,
ки гирам зулфи шабрангат,
Намедонам, ки ин давлат каям хоҳад шудан рӯзӣ!
Зи тоби хашм рух афрӯхтӣ в-оташ задӣ дар ман,
Маозаллаҳ, агар бори дигар ин оташ афрӯзӣ!
Зи чашмат дилбарӣ омӯхтӣ, дил аз ҳама бурдӣ,
Чӣ бошад, гар лаби чонбахши худ дилдорӣ омӯзӣ!
Сулаймонӣ ба мулки некӯӣ, хотам — лаби лаълат,
Мабодо девро бар хотами лаъли ту фирӯзӣ!
Машав оҳуи доми ҳар кас, он беҳ, к-андар ин саҳро
Қаманди ҳиммат андозиву сайди иззат андӯзӣ!
Зи чоки чайби чон, Чомӣ, кунӣ гум накди умр охир,
Бар он чок арна аз домони васлаш васлае дӯзӣ.

* * *

Ба ҳар кӣ ҳаст, чу ширу шакар даромезӣ,
Маро бибиниву аз ман зи дур бигрезӣ.
Ҳазор ҳила кунам, то расам ба сӯҳбати ту,
Ҳанӯз пеши ту ман нонишаста, бархезӣ.
Бикуш марову макун қасди дигарон, то кай
Ба қасди куштани ман хуни дигарон резӣ?
Зи турраат диле овехта ба ҳар сари мӯе,
Набуд турраи мушкин бад ин диловезӣ.
Бувад зи санги ҷафот устухони ман шуда орд,
Пас аз вафот агар хоки қолабам безӣ.
Зи фарқ то ба қадам фитнаиву гоҳи қиём
Ҳазор фитна ба торочи мо барангезӣ!
Балои дунйиву динанд некӯвон, Ҷомӣ,
На таври ақл бувад, к-аз бало напарҳезӣ.

* * *

Ишқи ту маснух сохт дафтари алломагӣ,
Бар варақи мо навишт ҳарфи сияҳномагӣ
Хилъати шаҳ бод чуст бар қади хосон, ки ҳаст
Ҷомаи дарвеш бас хилъати беҷомагӣ!
Дар раҳи худкомае хок шудему ҳанӯз
Аз сари ӯ кам нашуд нахвати[1] худкомагӣ.
Баски кунанд издиҳом баҳри тамошо авом,
Маҷлиси воиз гирифт сурати ҳангомагӣ.
Маҳрами рози ту нест кас ба ҷаҳон, з-он шаванд
Хосагиёнат ниҳон дар ҳуҷуби омагӣ.
Нафс, ки шуд мутмаин дар канафи ишқи ту,
Раст зи аммораги, монд зи лаввомагӣ.
Ҷомиву назми баланд, к-аз паи сабташ кунад
Ваҷҳи қамар сафҳагӣ, тири фалак хомагӣ.

[1] *Нахват* — худпарастӣ, худбинӣ

* * *

Биё, эй ишқи пурғавғо, ки дар ҳар ҷо фурӯд ои,
Ғам орӣ, ҷон гудозӣ, умр коҳӣ, меҳнат афзоӣ!
Чӣ гуфтам, лавҳашиллаҳ,
чун зи рух парда барандозӣ,
Ҷаҳонро зебу фар бахшиву оламро биёрой.
Ту чун ғунча даруни ҳуҷлаи иззат, чӣ ғам з-онат,
Ки бо доғи ту ҳамчун лола халқе гашта саҳрой!
Зи шавқи лаҳни мавзуни ту булбул дар навосозӣ,
Ба васфи лаъли майгуни ту тӯтӣ дар шакархой
Ба шакли мо барой, то туро оинае бошад,
Ки худро ҳам ба худ зоҳир дар он оина бинмой.
Туӣ дар қолаби мо ҷону дар ҷон мояи шодӣ,
Тӯӣ дар пайкари мо дидаву дар дида бинмой.
Ба ҷуз пиндори ҳастӣ нест ранҷи ошиқон, Ҷомӣ,
Бишӯй олоиши пиндори ҳастӣ, то биёсой!

* * *

Гирифт хотират аз ошиқони шайдой,
Ки зуд меравӣ, эй ҷону дер меой.
Замони васл басе кӯтаҳ асту ҳаҷр дароз,
Дигар намонд дар ин меҳнатам шикебой.[1]
Бурун фитод дилам бе рухат зи пардаи сабр,
Раво мадор, ки корам кашад ба расвой.
Маро чӣ тоқати рӯи ту дидан аз наздик,
Бас ин ки гӯшаи бурқаъ зи дур бинмой.
Ба остони туам ҳамчу дар ситода ба пой,
Ба гӯш ҳалқаи хидмат ба ҳар чӣ фармой!
Макун ба нуктаи ширин чу тӯтиям таҳсин,
Ки ман зи лаъли лабат дорам ин шакархой.
Ба кӯи зоҳидӣ осудагӣ маҷӯ, Ҷомӣ,
Қадам бурун неҳ аз ин кӯй, то биосой!

---

[1] *Шикебой* — таҳаммул, тоқат; орому қарор

* * *

Шаб, ки рафтӣ зи барам, мӯниси ҷони ки шудӣ?
Мардуми дидаи хунобафишони кӣ шудӣ?
Баҳри меҳмонии ту моидаи айш кӣ сохт?
В-аз лабу хат намаку сабзаи хони кӣ шудӣ?
Ҳамчу гул хандазанон рафтиву чун сарв равон,
Гули хандони киву сарви равони кӣ шудӣ?
Суди чашмиву зиёни дилу дин, баҳри худой,
Чун бирафтӣ зи барам суду зиёни кӣ шудӣ?
Ман шудам пайсипари ҳаҷр зи бас пиру заиф,
Ту ба он тозарухӣ бахти ҷавони кӣ шудӣ?
Рози ман фош шавад имрӯз зи бас гирьяву оҳ,
То ту шаб маҳрами асрори ниҳони кӣ шудӣ!
Ҳеҷ бар гуфтаи Ҷомӣ наниҳӣ гӯши ризо,
Ё раб, ин сон зи самоъи суханони кӣ шудӣ?

* * *

Бахри ҳаданги оҳ аз бедоди дилситоне,
Бошад ба паҳлӯи дил ҳар устухон камоне.
Аз нолаи дамодам фарсуда шуд забонам,
Мебоядам зи оҳан ҳамчун ҷарас забоне.
Умре ба пеши тираш будӣ танам нишона,
Инак ба сина ҳар ҷо аз захми ӯ нишоне!
Аз тоҷи сарбаландон шуд олӣ остонаш,
З-ин остон набошад олитар остоне.
Оҳе, ки дур аз он маҳ хӯрдам фурӯ ба сина,
Бахри хароши ҷонам шуд оташин синоне.
Бошад баҳори хуррам он рух зи сабзаи хат,
Ё раб, мабод ҳаргиз осебаш аз хазоне!
Аз заъфу аҷзу пирӣ Ҷомӣ зи по фитодӣ,
Эй вой, агар нагирад дасти ту навҷавоне!

* * *

Эй хоча, чӣ ҷӯӣ, зи шаби қадр нишоне?
Ҳар шаб шаби қадр аст, агар қадр бидонӣ!
Равшан ба ту гӯям, ки шаби қадр кадом аст,
Гар з-он ки ту идроки шаби қадр тавонӣ.
Он аст шаби қадр, ки бар ҷони Муҳаммад
Қуръони азим омадаву сабъи масонӣ.
Он аст шаби қадр, ки аз нури ҷамолаш
Вораст Калим аз шаби торику шубонӣ.
Он аст шаби қадр, ки бар талъати моҳе
То матлаъи фаҷраш[1] ба тамошо гузаронӣ!
Моҳе, ки бувад ғояти хоҷоти мақосид,
Моҳе, ки бувад қиблаи омолу амонӣ.
Ҷомӣ, чу ба ин шаб бирасӣ аз паи умре,
Зинҳор, саломи мани бедил бирасонӣ.

---

[1] *Фаҷр* — субҳи содиқ

* * *

Бар гул аз сабза хати ғолиябӯе дорӣ,
Чашми бад дур, чӣ ороста рӯе дорӣ!
Чӣ диловез бувад зулфи ту, ё раб, ки дар ӯ
Сад дил овехта аз ҳар сари мӯе дорӣ!
Бо ҳама нек бувад хӯи ту, лекин чу фитад
Бо манат кор, чӣ гӯям, ки чӣ хӯе дорӣ?
Чашми беҳбуд мадор, эй ки дил афтода чу ман
Дар кафи фитнагари арбадаҷӯе дорӣ.
Гӯй гуфтан зақанатро сухани беҳуда-ст,
Гӯш то чанд ба ҳар беҳудагӯе дорӣ?
Баски гулчеҳра асири ту шуду лолаъузор,
Чун чаман пургулу лола сари кӯе дорӣ,
Восили Қаъба шудаи ҳаддӣ ту набвад, Ҷомӣ,
Ин қадар бас, ки ба роҳаш такупӯе дорӣ!

* * *

Дар вакти гул, эй булбул, фарьёд басе дорӣ,
Хуш вакт ту, к-аз ҳар гул фарьёдрасе дорӣ!
Аз қофилаи Лайлӣ гар вопасӣ, эй Маҷнун,
Ин бас, ки ба гӯш аз вай бонги ҷарасе дорӣ!
Аз кӯи вай, эй зоҳид, моил сӯи Фирдавсӣ,
Гар нағлатам, аз бӯстон рӯ дар қафасе дорӣ.
Парвонасифат ҳар кас гирди сари ту гардон,
Лекин ту куҷо ҳаргиз парвои касе дорӣ!
Аз баҳри худо, бигсил пайванди рақиб аз худ,
То чанд чу гул доман дар қайди хасе дорӣ?
Қардӣ ба дил, эй сӯфӣ, асбоби ҷаҳон ширин,
Бо даъвии товусӣ шуғли магасе дорӣ!
Аз меҳри бутон, Ҷомӣ, ҳар лаҳза барорӣ дам,
Чун субҳ дар ин маънӣ равшан нафасе дорӣ.

* * *

Равшаншабе, ки шамъи шабистони ман шавӣ,
Зулматзудои кулбаи эҳзони ман шавӣ.
Ҷон рехтам ба пои ту аз чоки сина, кош,
По дар ҳарими сина ниҳӣ, ҷони ман шавӣ.
Покон наянд дархури ту синаҳо кабоб,
Ман чун пазам хаёл, ки меҳмони ман шавӣ?
Бо бод ҳамнафас накунам сӯят оҳро,
Тарсам чу зулфи хеш парешони ман шавӣ.
Ҳайрониям хамӯш кунад, варна пеши ту
Чандон кашам нафир, ки ҳайрони ман шавӣ.
Чун тӯтиён ба шукри ту шаккаршикан шавам,
Гар з-он даҳону лаб шакарситони ман шавӣ.
Ҷомӣ наям ба мулки сухан, Хусравам, хуш он,
Қ-аз хатти хуб хоҷаи девони ман шавӣ.

* * *

Аз ҳеҷ нишон дода даҳоне, ки ту дорӣ,
Бар мӯй камар баста, миёне, ки ту дорӣ.
Сад ҷомаи ҷон чок шавад, чун бихиромад
Бо лутфи қабо сарви равоне, ки ту дорӣ.
Шуд аз кашиши абрӯи ту қомати мо хам,
Қасро нарасад зӯр камоне, ки ту дорӣ.
Хат сабзиву рух хони ҷамол асту ҷаҳоне
Меҳмоншудаи сабзиву хоне, ки ту дорӣ.
Онон, ки асирони туро таъназанонанд,
Ғофилшудагонанд зи оне, ки ту дорӣ!
Ҳар кас зи ҷамолат шуда қонеъ ба нишоне,
Берун зи нишонхост, нишоне, ки ту дорӣ.
Ҷомӣ, ба ғазал кӯш, ки дар ҳадди камол аст,
Бар тарзи Ҳасан ин суханоне, ки ту дорӣ.

* * *

Чун рухат бинам, сари хеш аз ҳаё пеш афканӣ,
В-оташи маҳрумиям дар синаи реш афканӣ.
Шаҳр пурғавғо шуд аз ту, кош чун ой бурун,
Дафъи ғавғоро ниқобе бар рухи хеш афканӣ!
Даст деҳ, то чинам озораш ба бӯс, эй ҷон, ки санғ
Бар мани девона аз тифлон ҳама пеш афканӣ!
Нест ҷуз хунрезиву ошиқкушӣ кеше туро,
Дамбадам тири дигар бар мо аз он кеш афканӣ.
Мезанӣ қуръа паи қатли рақибон, то ба кай
Қуръаи давлат ба номи ҳар бадандеш афканӣ?!
Реши дил гар кард хона, чашм барҳам зан ба ноз,
Дар дилам чок аз мижа беҳтар, ки аз неш афканӣ.
Шоҳи хубониву дарвеши ту Ҷомӣ, дур нест
Гар ба раҳмат сояе бар ҳоли дарвеш афканӣ!

* * *

Парерам дидиву нодида кардӣ,
Саломат гуфтаму нашнида кардӣ!
Гар ин маънӣ писанди хотири туст,
Намегӯям, ки напсандида кардӣ!
Дилам хун гашту омад ҳамдами ашк
Ба дида, то ту ҷо дар дида кардӣ!
Хуш он рӯзе, ки аз таъни рақибон
Ба сӯи ман гузар тарсида кардӣ!
Агар гуфтӣ сухан, оҳиста гуфтӣ,
В-агар кардӣ назар, дуздида кардӣ!
Шудӣ ороми ҷонам, гӯиё раҳм
Бар ин ҷони наёромида кардӣ.
Чу баргардидӣ аз Ҷомӣ, аҷаб нест,
Ки номаш «бахти баргардида» кардӣ!

* * *

Гӯй, ки манам ёри ту, эй ҷону набошӣ,
В-аз ёрии агёр пушаймону набошӣ.
Бечора ман он дам, ки зи гул бӯи ту ояд,
Бар бӯи ту оям ба гулистону набошӣ.
Мемирам аз ин ғам, ки чу бинам маҳе зи дур.
Дар хотирам афтад, ки туй ону набошӣ.
Оям сӯи майдони ту, к-аз сар фиғанам гӯй,
Оҳ, ар бирасам бар сари майдону набошӣ.
Дар хоб шавам пеши ту гирьёну бисӯзам,
Чун боз кунам дидаи гирьёну набошӣ,
Вайрон кунниям хонаи obод, ки бошам
Ободии ин хонаи вайрону набошӣ.
Ҷомӣ, зи бутон гар лақаби кофирӣ омад,
Беҳ з-он ки шуморанд мусулмону набошӣ.

* * *

Дӣ он чӣ шакл буд, ки аз раҳ баромадӣ?
Бар дида ҷилва кардиву дар ҷон даромадӣ?
Рафтиву буд рӯзи ту аз меҳри моҳ беҳ,
Миннат худойро, ки аз он беҳтар омадӣ.
Бемор будам аз ғами ҳиҷрон, табибвор
По ранҷа сохтиву маро бар сар омадӣ.
То ҷон дамӣ ба қолаби ҷондодаи фироқ,
Ҳамчун Масеҳ бо дами ҷонпарвар омадӣ.
Рафтори ту зи хастадилон ҷон ҳамебарад,
Ҷонҳо фидот, бар равиши дигар омадӣ.
Набвад ба роҳи ту зи латофат нишони пой,
Гӯё фариштавор ба болу пар омадӣ.
Ҷомӣ навишт баҳри ту девони худ, чу дид,
К-аз хели навхатон ҳама сардафтар омадӣ.

* * *

Сабзхатову гулрухо, тозабаҳори кистӣ?!
Тарфи кулаҳ шикастай, турфа нигори кистӣ?!
Маркаби ноз зери рон, карда камон зи абрӯвон,
Новаки ғамза бар камон баҳри шикори кистӣ?!
Ман ба миёни мавҷи ғам, дида зи хоби шаб тиҳӣ,
То ту ба хоб хуфтай, сар ба канори кистӣ?!
Мегузарӣ, ки ҳеҷ кас хок нашуд ба роҳи ман,
Бин, ки зи фарқ то қадам ғарқи ғубори кистӣ?!
Ман ба хумори ҳаҷри ту ташнаҷигар фитодаам,
То ту ба ҷоми васли худ дафъи хумори кистӣ?
Бӯи висоли ғоибе ёфтам, эй сабо, зи ту,
Қосиди кишвари кийӣ, пайки диёри кистӣ?!
Ҷомиву нуктаҳои хуш, лек ту ҳеҷ гаҳ бад-ӯ
Гӯш намениҳӣ, ки ту нуктагузорӣ кистӣ?

* * *

Зи мо ҳамегузариву ба мо наменигарӣ
Чӣ ҷурм рафту ҷиноят, чаро наменигарӣ?!
Зи ҷаври он ки қафо сӯи мо куниву равӣ,
Ҳамекунем фиғону зӣ қафо наменигарӣ!
Ҳазор сӯхтадил аз паи ту войкунон,
Чӣ шӯхчашм нигорӣ, ки во наменигарӣ?
Чӣ кофирӣ ту, ки ҳеҷ аз худо наметарсӣ,
Ба ҳеҷ банда барои худо наменигарӣ?!
Хуш аст аз назари лутфи шоҳ ҳоли гадо,
Ту шоҳи ҳусниву ҳоли гадо наменигарӣ!
Ҳазор ҷо сари роҳат гирифта ҳар касу ту
Зи ноз сӯи касон ҳеҷ ҷо наменигарӣ!
Ба пеши пои ту Ҷомӣ ҳамениҳад сари хеш,
Вале чӣ суд, чу ту пеши по наменигарӣ!

* * *

Дили маро зи ҳазор орзу бигардонӣ,
Дар орзуи худам кӯ ба кӯ бигардонӣ!
Зи қибла рӯй бигардониям, ки рӯй ба ман ор,
Ба рӯи ту чу кунам рӯй, рӯ бигардонӣ?!
Чӣ бок аз он ки биёбам туро, аз он тарсам,
Ки рӯи ман зи раҳи ҷустуҷӯ бигардонӣ.
Ба рух чу ҷаъди мусалсал ниҳӣ, ҳазорон дил
Зи роҳи ақл ба ҳар тори мӯ бигардонӣ.
Даҳонт доираи лутфро шавад марказ,
Ба гирди гул чу хати мушкбӯ бигардонӣ.
Худойбин най, эй порсо, ки дил диҳадат,
Ки чашми хеш зи рӯи накӯ бигардонӣ.
Намирад оташи Ҷомӣ ба соғар, эй соқӣ,
Ба даври ӯ, чӣ шавад, гар сабӯ бигардонӣ?!

* * *

Эй кош, ман бар он сари кӯ хок будаме,
То поймоли он бути чолок будаме!
То бод буриям сари кӯи дӯст, кош,
Мардум набудаме, хасу хошок будаме!
Пок аст ёру домани покаш гирифтаме,
З-олоиши вуҷуди худ ар пок будаме.
Рӯзи шикор гар шудиям бахт созгор,
Ман низ сар дар он хами фитрок будаме.
Гар ашк доманам нагрифтӣ, зи заъфи тан
Ҳамроҳи оҳ рафта бар афлок будаме.
Боистиям ба даст аз он зулф риштае,
То ман руфӯгару ҷигарчок будаме!
Гар ҷуръае зи соғари Ҷомӣ нахӯрдаме,
Қай ринду дурдхораву бебок будаме?!

* * *

Дидаме дидори он дилдори раъно, кошкӣ,
Дида равшан кардаме з-он рӯи зебо, кошкӣ!
Хотир андар сояи тӯбӣ наёсояд маро,
Соя кардӣ бар сарам он сарви боло, кошкӣ!
Гарчи имрӯз аз ҷамоли ӯ нагаштам баҳраманд,
Ваъдаи ин давлат афтодӣ ба фардо, кошкӣ!
Ошиқонро рухсати гул дидану чидан чӣ суд?
Будӣ он гулчеҳраро изни тамошо, кошкӣ!
Қошкӣ гӯям маро гаштӣ висоли ӯ насиб
Бенасибонро насибе нест илло кошкӣ!
Бо вуҷуди ақлу дин сомон нагирад кори ишқ,
Дар ҳуҷуми ин шудӣ он ҳар ду яғмо, кошкӣ!
Назми Ҷомиро, ки шуд дар васфи лутфи ӯ чу дур,
Ҷо набудӣ ғайри гӯши шоҳи воло, кошкӣ!
Шоҳ Абдулғозӣ, ки мегӯяд шаҳи анҷум зи давр:
Будиям дар силки наздикони ӯ ҷо, кошкӣ!
Ҳар чӣ хоҳад, бод ҳосил дар ҳарими базми ӯ,
В-аз ҳарими базми ӯ садсола раҳ то кошкӣ.

* * *

Моему хоксориву аҷзу фитодагӣ,
Дасте ба сар зи дасти дил аз дастдодагӣ.
Чун бар бисоти ҳусн давонӣ зи ноз асп,
Шоҳони мулкро нарасад ҷуз пиёдагӣ.
Қардӣ биҳишт манзили моро зи рӯи хеш,
Сар барзад аз шамоили ту ҳурзодагӣ.
Дар маҷлиси ту шоҳиди гул во ниҳод рӯй,
В-аз ту надошт шарм, зиҳӣ вониҳодагӣ!
Гар гӯямат, ки ойинаам талъати туро,
Рух барматоб, к-ин сухан ояд зи содагӣ.
Гуфтӣ, ки кам гирью захм бин, вале чӣ суд
Дар кори ман, чу гирья накард истодагӣ?!
Ҷомӣ агар на ҷом ба ёди лабат кашад,
Дар коми завқи ӯ накунад бода бодагӣ!

* * *

Ҳеҷ аз ин мубтало намепурсӣ,
Чист мӯҷиб, чаро намепурсӣ?
Нест парвои ҳоли банда туро
В-аз барои худо намепурсӣ.
Вақти бегонагон хуш аст басе,
К-аз мани ошно намепурсӣ.
Ҳама ҷо бар ту роҳ мегирам,
Ҳаргизам ҳеҷ ҷо намепурсӣ.
Подшоҳӣ, кас аз ту чун пурсад
Ки чаро аз гадо намепурсӣ?
Ба туфайли сагон бипурс аз ман,
Гар аз эшон ҷудо намепурсӣ.
Ҳоли Ҷомӣ вафост бо саги ту,
Ҳоли аҳли вафо намепурсӣ.

* * *

Сӯи бемори худ, эй ҷони ҷаҳон, дер ой!
Ҳоҳӣ аз ғам бикушӣ зудаш, аз он дер ой!
Умр бас зуд равад, ҷон равад, дер ояд,
Чанд чун умр равӣ зуду чу ҷон дер ой?
Ҳаст дар зовияи[1] сина хаёли ту муқим,
Гарчи дар дидаи ҳунобафишон дер ой!
Маркази доираи ҳусниву хубони ҷаҳон
Чашм бар роҳи ту, лекин ба миён дер ой!
Омадӣ зуд, вале коми дилам дер диҳӣ,
Зудрас мевай, аммо ба даҳон дер ой!
Зуд рафтӣ, ки ниҳон оям, аз он метарсам,
К-ошкоро биравӣ зуду ниҳон дер ой!
Ҷомӣ, аз ҷанг расад замзамаи ишқ ҷаро?
Гар най санг, ба фарьёду фиғон дер ой!

---

[1] *Зовия* — гӯша, канор, кунҷ.

* * *

Мушки тар бар барги гул судӣ, балои ҷон шудӣ,
Кори ҷон чун сохтӣ, ғоратгари имон шудӣ.
Гирди лаъли ҷонфизои худ фузудӣ хатти сабз,
Хизрро раҳбар ба сӯи чашмаи ҳайвон шудӣ.
Мешикофӣ мӯй дар сирри замири дигарон,
Сурати ҳоли худат гуфтам, чунин нодон шудӣ.
Рӯи ту моҳи тамом омад, чаро чун моҳи нав
Гӯшаи абрӯ намудӣ ногаҳу пинҳон шудӣ?!
Ғунчаи уммеди ман буд аз ту умре ношукуфт,
Хуррам он рӯзе, ки чун дидӣ маро, хандон шудӣ.
Навхатони шаҳрро сар бар хати фармони туст,
Кӯси[1] давлат зан, ки мулки ҳуснро султон шудӣ.
Ёди он рӯзе, ки дар раҳ дидамат, гуфти ба ноз:
Роҳи худ рав, Ҷомиё, чандин чаро ҳайрон шудӣ?

[1] *Кӯс* — табл, дуҳул, нақораи калон

* * *

Чу гирди моҳ хати мушкбӯ бигардонӣ,
Диле зи роҳ ба ҳар тори мӯ бигардонӣ.
Чӣ гуна рӯи ту бинам, чу баҳри дидани ту
Ба ҳар тараф, ки кунам рӯй, рӯ бигардонӣ?
Намерасад ба ту ҳеҷ орзу, чу ҷилва кунӣ,
Рухам зи қиблаи ҳар орзу бигардонӣ.
Ба ҳар фитода бувад хӯи ту накӯкорӣ,
Ба бахти мо чу расад, кори хӯ бигардонӣ.
Бад- он ҳавас, ки ба кӯят расам, хушам, ки маро
Қашон-кашон чу сагон-т кӯ ба кӯ бигардонӣ.
Ба бода сарзанишам чанд, зоҳид, чӣ шавад,
Ки санги худ зи сари ин сабӯ бигардонӣ.
Наёфт, раҳ ба ту Ҷомӣ ба гуфтугӯй, он беҳ
Ки рӯи ӯ зи раҳи гуфтугӯ бигардонӣ.

* * *

Дар камандат ба гирифтории ман нест касе,
Ба сагонат ба вафодории ман нест касе.
Бо ҳама ёриву аз ёрии ман безорӣ,
Дар ҳама шаҳр ба беёрии ман нест касе.
Зориям дар дилу дил дар хами зулфи ту ниҳон,
Ҷуз ту воқиф шуда бар зории ман нест касе.
То лаби лаъли ту коми дили хунхорон аст,
Аз дилу дида ба хунхории ман нест касе.
Пеши рӯят ҳамаро додани ҷон осон аст,
Бе ту ҷондода ба душвории ман нест касе.
Сар зи савдои касон, дил зи ғами ғайр тиҳист,
Дар раҳи ту ба сабукбории ман нест касе.
Гуфтиям: «Ҳоли ту бар бистари ғам, Ҷомӣ чист?!»
Қадаме неҳ, ки ба бемории ман нест касе.

* * *

Бипӯш хатти баногӯш, нозанини касе,
Ки нест эмин аз ин фитна ақлу дини касе.
Ба кини ҳеҷ касон бар миён камар бастӣ,
Камар набаста чу ту ҳеҷ кас ба кини касе!
Ба он силояи иқбол ҳар саре на сазост,
Мабод хоки дарат сандали ҷабини касе.
Ба дастёрии давлат фалак сабиқаи[1] сим
Чу соидат наниҳода дар остини касе.
Ба хоки сӯхта, ҷоно, макун хиром, мабод
Расад ба домани ту оҳи оташини касе.
Ҳарими хоси ту хоҳам тамоми рӯи замин,
Нахоҳамат, ки ниҳӣ пой бар замини касе.
Ба зери турраи ту карда ҷой холи сиёҳ
Чу ҳиндуе, ки нишастаст дар камини касе.
Хуш аст олам аз анфосат, эй сабо, гӯӣ
Кушодаӣ гираҳ аз ҷаъди анбарини касе.
Бас аст хотири сеҳрофарин туро, Ҷомӣ,
Чӣ ҳоҷат аст дар ин сеҳр офарини касе?!

---

[1] *Сабиқа* — пораи гудохтаи фулузӣ

* * *

Бемори ту шудам, ба аёдат наёмадӣ,
Сӯи муриди худ ба иродат наёмадӣ.
Ранҷуриям фузуд, чу дар пурсишам қадам
Ранҷа накардиву ба аёдат наёмадӣ.
Гӯянд дар савоб аёдат ибодат аст,
Қасди савобро ба аёдат наёмадӣ.
Аз бахти номусоиди ман, эй ҳумои қудс,
Бар ман фиканда зилли саодат, наёмадӣ!
Ҳарғиз ба ҳусни моҳ насанҷида хешро,
К-аз вай чу офтоб зиёдат наёмадӣ.
Ошиқкушӣ ба теғи ҷафо одати ту буд.
Бо мо чӣ шуд, ки бар сари одат наёмадӣ?!
Ҷомӣ, ба шаҳду шир чу ҳар булҳавас намир,
Гар теғи ишқ аҳли шаҳодат наёмадӣ!

* * *

На башар хонамат, эй дӯст, на ҳуру на парӣ,
Ин ҳама бар ту ҳиҷоб аст, ту чизи дигарӣ.
Нури покиву фасона-ст ҳадиси гилу об,
Лутфи маҳзиву баҳона-ст, либоси башарӣ!
Ҷилваи ҳусни ту аз шакл мубаррост, вале
Метавонӣ, ки ба ҳар шакл кунӣ ҷилвагарӣ
Ҳеҷ сурат натавонад, ки кунад банд туро,
Дар сувар зоҳирӣ, аммо на асири суварӣ!
Ҷон ҳамедонамат он дам, ки ниҳон меоӣ,
Умр мехонамат он ҷо, ки равон мегузарӣ!
Ҳадди андеша набошад сифати хубии ту,
Ҳар чӣ андеша кунад хотир аз он хубтарӣ!
Дар мароёи сувар[1] нозири манзур тӯӣ,
Ваҳдати зоти ту аз ваҳми дуӣ ҳаст барӣ.
Мекунӣ ҷилва нахуст аз рухи хубони ҷаҳон,
Он гаҳ аз дидаи ушшоқ дар он менигарӣ.
Гарна аз дидаи ушшоқ ту бошӣ нозир,
Кист, Ҷомӣ, ки кунад даъвии соҳибназарӣ?!

---

[1] *Сувар* — суратҳо, афту андом

* * *

Эй зи ғамҳои ту бо мурдан баробар зиндагӣ,
Зарбати теғат паёпай зиндагӣ бар зиндагӣ.
Чун зи бахти худ тамаъ дорам давоми васли ту,
Менагардад ҷовидон касро муяссар зиндагӣ.
Бо ҳузури ту чӣ нисбат сӯҳбати ағьёрро,
Ҳар касе донад, ки ҳаст аз марг хуштар зиндагӣ.
Чун ту бастӣ парда бар рух, гӯ, аҷал бикшой даст,
Нест хатте ошиқонро баъд аз ин дар зиндагӣ.
Қуштаи ту то хӯрад як бори дигар захми ту,
Аз худо хоҳад, ки ёбад бори дигар зиндагӣ.
Рӯзи ҳиҷрони ту мирад зор ошиқ ҳамчу шамъ,
Чун расад шоми висолат, гирад аз сар зиндагӣ.
Номи Ҷомӣ дар ҷаҳон монд аз тахаллусҳои хуш,
Дорад, оре, аз сухан номи суханвар зиндагӣ.

* * *

Эй сипеҳр! Аз ҳаҷри ёрам сӯхтӣ,
Зориям дидиву зорам сӯхтӣ.
Рӯзи ман кардӣ шаби тору чу шамъ
Зор дар шабҳои торам сӯхтӣ!
Лоларӯеро зи ман кардӣ ҷудо,
Дил ба доғаш лолаворам сӯхтӣ.
З-оташе, к-аз наъли сумми асб ҷаст,
Дар паи он шаҳсаворам сӯхтӣ!
Ваъдаи дидори ӯ додӣ маро,
Ҷон ба доғи интизорам сӯхтӣ!
Ончунон к-аз равған афрӯзад чароғ,
З-оби чашми ашкборам сӯхтӣ!
Ҳар кӣ ҷуз Ҷомӣ, зи ҷоми лаъли ӯ
Маст кардӣ в-аз хуморам сӯхтӣ!

* * *

Ду соиди ту, ки оини ҳарду ҳаст яке,
Ба хуни хастадилон кардаанд даст яке.
Карашмаҳои ту шуд раҳнамуни ишвагарон,
Ки рух кушод якеву ниқоб баст яке.
Зи қайди ишқи ту бим аст мурғу моҳиро,
Ки ҳаст доми яке з-он ду зулфу шаст яке.
Ҳадиси меҳнату роҳат магӯй бар ошиқ,
Ки ҳаст мурғи ҳаворо баланду паст яке.
Ҳазор муддаъии зӯҳду тақвӣ омад, лек
Саломат аз шикани зулфи ту начаст яке.
Ҳамеша маст бувад шӯху фитначӯй, вале
Чу чашми ту набувад аз ҳазор маст яке.
Макун ба мастабаи ишқ айби кас, Ҷомӣ,
Ки порсо бувад ин ҷову майпараст яке.

* * *

Эй аз ду ҷоми лаълат моро тамом ниме,
Айши тамоми моро бас з-он ду ҷон ниме.
Равшан ҷабини туст ин, ё худ тулӯъ карда
Аз матлаи саодат моҳи тамом ниме?
Гуфтам: Зи зикри номат ёбам зи худ раҳой,
Аз худ тамом растам, ногуфта ном ниме.
То моҳи ид бошад шабҳои ошиқонро,
Бинмой з-он ду абрӯ ҳар вақти шом ниме.
Аз сӯзи сина пухтам деги умед, лекин
Аз сардии рақибон мондаст хом ниме.
З-ин ними ҷон дорам, душвор зинда монам,
Пеш ор лаб, к-аз ӯ ҳам гирам ба вом ниме.
Набвад зи ҳар лаби ту як бӯса ҳадди Ҷомӣ,
Як бӯса бас зи ҳарду, аз ҳар кадом ниме.

* * *

Дӣ ҷаъди анбарафшон бар моҳ баста будӣ,
Хуршеди чоштғаҳро равнақ шикаста будӣ,
Хуш он, ки бо хаёлат шаб чашм баста будам,
Чун чашми боз кардам, пешам нишаста будӣ.
Ҳосид[1] зи бахти ворун[2] гарчи нишаст дар хун,
Чун ахтари саодат бар ман хуҷаста будӣ.
Нагсастам аз ту ҳаргиз уммед, гарчи умре
Пайванди ошноӣ аз ман гусаста будӣ.
Ҷонам ба ғамза хастӣ, лекин зи лутфи пурсиш
Роҳатрасон чу марҳам бар ҷони хаста будӣ.
Гесӯкашон расидӣ чун мушкбӯ ғизоле,
Қ-аз дасти сайдпеша бо дом ҷаста будӣ.
Ҷомӣ, кунун ки растӣ аз худ ба ишқу мастӣ,
Меҳоҳ узри умре, к-аз худ нараста будӣ.

---

1 *Ҳодис* — ҳасадбарона, ҳасуд
2 *Ворун* — вожгун, сарнагун, баргашта

## Баҳри тавил

Сақокаллоҳ, эй дайёр, ки аз даври рӯзгор тиҳӣ мондай
зи ёр,
ману ҷони беқарор ба гирди ту ашкбор,
чи пинҳон, чи
ошкор, чу абре, ки дар баҳор кунад
гирья бар чаман.

Ба ҳар манзилу мақом, ки он сарви хушхиром, ба ёрон
нишаста ром, ба ишрат гирифта ҷом
в-аз он ҷом шодком,
ба ҷое ниҳода гом, бар он ҷой субҳу шом,
ниҳам рӯи хештан.

Дар ин дилкушой маҳал, чу фирдавс бебадал,
зи даврони пурхиял
чӣ бинам ба ҷуз халал, кунам,
то буррад аҷал сари
риштаи амал, гаҳе нола бар талал,
гаҳе гирья бар даман.

Ба ҳар ҷо заминнишин шуд он ёри нозанин,
ба чашми мани ғамин,
ки дорад ба теғи кин, ба ҷонам ғамаш камин,
хасу хори он
замин беҳ аз сарву ёсамин, беҳ аз сунбулу суман.

Диле дорам, эй насим, зи ки ҳиҷрони ӯ ду ним,
чу ҳар базмро
надим туй, нокашида бим,
гузар кун бар он ҳарим, ки
он маҳ бувад муқим дар он равзаи наъим,
бигӯ шарҳи ҳоли ман.

Чу он ёри дилгусил ба қатлам диҳад сиҷил в-аз он қатл
тангдил, ба рафтор мӯътадил,
ба хокам расад хиҷил,
ба ҷонаш кунам биил, зи шавқаш чу гул
зи гил занам чок пираҳан.

Дар ин хиттаи хатар, ҳазар, Ҷомиё, ҳазар,
ки бо табъи нуктавар кунӣ даъвии хунар, ба
каф чу набвадат зар, сухан гар шавад
гуҳар, куҷо ёри симбар ниҳад гӯш
бар сухан?!

## Алмуқаттаот

Ҷомӣ, сухан бар ойинаи дил бувад чу занг,
З-ин занг беҳ, ки ойинаи худ диҳӣ сафо.
Эъроз[1] кун зи шеър, ки шуғлест бас ариз,[2]
Ин чандрӯза умр ба он кай кунад вафо?!
В-ар з-онки нест тоқати эъроз аз он туро,
Ҳамди худой пеша куну наъти[3] Мустафо.

Ҳеҷ касро нашавад дунйиву дин ҷамъ ба ҳам,
Вои он кас, ки ба дунйист гирифторшуда!
Лафзи дин бар сари динор чӣ бошад, яъне
Дини дунйиталабон дар сари динор шуда!

Ҷомӣ, омад дар ин сарои набард
Давлати мард ақли модарзод.
В-агар он нест, шеваи адабе
Карда ҳосил зи хидмати устод.

---

[1] *Эъроз* — ҳазар кардан, дурӣ намудан
[2] *Ариз* — паҳн, васеъ, кушод
[3] *Наът* — ситоиш, таъриф, мадҳ

Гар он низ нест, симу заре,
Ки шавад пардапӯш шарру фасод
В-ар он низ нест ҳодисае,
Ки канад нахли умраш аз буньёд.

Он шунидастӣ, ки канносе[1] зи саргин зери бор,
Гуфт: Шукр онро, ки аз иззат маро сар барфарохт.
Булфузуле таъна зад, к-эй кори ту саргинкашӣ,
Қай хирадманд ин ҳунарро мояи иззат шинохт?
Гуфт, к-эй нодон, кадомин из аз он афзун бувад,
К-аз паи рӯзӣ ба амсоли ту мӯҳтоҷам насохт?

Даруне пуртамаъ, Ҷомӣ, мазан таън,
Ки дар табъи фалон мумсик карам нест.
Чу ояд дар миён мизони инсоф,
Тамаъ дар хиссат аз имсок кам нест.

Ранҷи бегона дар сафар бурдан
З-ошнои ватан басе беҳтар.
Зистан чун ба коми хасм бувад,
Мурдан аз зистан басе беҳтар!

Ҳар чӣ хоҳӣ, бигӯй, эй хоҷа,
Бикун андеша аввал аз сари ҳуш.
Гар бувад хайри сомеъу қоил,
Бикушо лаб, в-агарна бош хамӯш!

Хуш омад сӯҳбати аҳбоб, Ҷомӣ,
Валекин тарки сӯҳбат з-ои беҳ омад.
Тирози кисвати сӯҳбат дар ин базм,
Ваҷадту-н-носа ахбар тақлиҳ омад.[2]

---

[1] *Каннос* — ҷорубкаш, рӯбанда

Арабӣ: [2] Дарьёфтам, ки одамон аз тақали худ бохабартаранд

Ёд дорам аз кӯҳан пире, ки дар ҳаммом гуфт,
Қ-ин сухан пурсид рӯзе кеҳтаре аз меҳтаре:
Чист сирри он, ки дар ҳаммом ҳар кас по ниҳад,
Бар дили ғамгини ӯ бикшояд аз шодӣ дарe?!
Гуфт: Сирраш он, ки бо ӯ нест з-асбоби ҷаҳон
Ғайри тосу фӯтае, он низ аз они дигаре!

Эй, ки дар тоҷу нигин дорӣ рӯй,
То ба кай тоҷу нигин хоҳад монд?
Мулки ҳастӣ ҳама тай хоҳад шуд,
На замону на замин хоҳад монд.
То тавонӣ, ба ҷаҳон некӣ кун,
Қ-аз ҷаҳон бо ту ҳамин хоҳад монд!

Ҳар қаламзанро, ки бошад зулмхӯй,
Дафъи зулмаш теғи адли шоҳ беҳ.
То шавад кӯтоҳ дасти зулми ӯ,
Як бадаст аз дасти ӯ кӯтоҳ беҳ.

Эй каримоне, ки пеши чашматон
Хок бошад сими сифру зарри ноб!
Модеҳон чун бар шумо оранд рӯй,
Фӣ вуҷуҳилмодиҳин аҳсуттуроб.[1]

Шудӣ Ҷомӣ чу пир аз гардиши даҳр,
Зи пайванди ҷавонон гӯшае гир!
Ба ёд ор он, ки дар аҳди ҷавонӣ
Намеомад туро хуш сӯҳбати пир!

Ғофиле мегуфт, к-эй банно, бинои хонаам
Соз маҳкам, варна з-онам ғайри дарду ғам чӣ суд?
Зираке бишнид, гуфто: Чун бинои умри мо
Сахт суст омад, бинои обу гил маҳкам чӣ суд?!

---

Арабӣ: [1] Ба рӯйҳои мадҳкунандагон хокро бипошед

Эй вуҷудат ба донишу бахшиш
Дафтари фазлу ҷӯдро феҳрист!
Ман фиристодам он чӣ ваъда набуд,
Ту ҳам он ваъдакардаро бифирист!

Ҷомиё, то ба кай ғами меҳмон
Мехӯрӣ, ғам барои худ мехӯр!
Ҳар касе, гӯ, мавоиди неъмат
Аз самоти худои худ мехӯр.
Нахӯрад гар ба хонаат рӯзе,
Гӯ: раву дар сарои худ мехӯр!

Ҳарчанд шавад адӯ забунат,
Сарриштаи ҳазмро макун гум!
Чун мор фитад ба зери поят,
По бар сари мор неҳ, на бар дум!

Кунам ҳарфе зи ҳикмат бар ту имло,
Ки шояд гар ба оби зар нависӣ:
Ба заҳри хеш агар даст оварӣ беҳ,
Ки аз шаҳди касон ангушт лесӣ!

Мехӯрад тӯъмаҳои рангоранг
Хоҷа аз касби иштиҳои дурӯғ,
Медамад бодҳои нохушбӯй
Меъда бар сиблати вай аз орӯғ.
Накушояд фақир рӯзаи хеш
Ҷуз ба нони ҷавину тарраву дӯғ.
Мешавад, ҳар чӣ мехӯрад, нуре,
Ки расад з-он ба офтоби фурӯғ.

Он яке хоҳад ба шаҳват зан, ки то фарзанди ӯ
Баъди марг аз вай бимонад дар ҷаҳон ноибманоб.
В-он дигар созад сарову хона, то з-офоти даҳр
Як замон фориғ нишинад комгору комёб.

Ҷумла з-ин ғофил, ки ҳар соат зи огоҳони ғайб
Мерасад бонги ладувилмавти вабнулилхароб!

З-аҳли шар, Ҷомӣ, агар сад захм бар ҷон оядат,
Ҷуз дуои хайрашон ҳарфе мадеҳ аз дил бурун.
Аз набӣ н-омад, чу бар дурҷи гуҳар сангаш расид,
Ҷуз садои иҳдӣ қавмӣ иннаҳум ло яъламун.[1]

Дидаи дарддидаро гуфтанд:
Ҳолат имрӯз ҳеҷ хуштар ҳаст?
Гуфт: Оре, хушам, вале ҳар дам
Ранҷа медорадам аёдати даст.

Қаломат бас дақиқ афтод, калло!
Ки дар диққат зи мӯ фарқаш тавон кард.
Латофат дар суханҳои латифат,
Сарат калмоъи ав каллавни филвард.[2]

Дӣ ҳосиди каммӯй зи ашъори афозил
Мехонд қасоид мусаҷҷаъ, чӣ мурассаъ,
Гуфтам: Кӣ кунад боби ҳунар қаръ бад-ин сон?
Бардошт ба даъвӣ сару гуфто; Ано ақраъ.[3]

Эй сифла, баски гуфтаи ту ханда оварад,
Хонанд мардумон паи дафъи малолаташ.
Гуфтӣ: бувад ҷазолати шеърам чунон, ки об
Хоҳад фурӯ равад ба замин аз хиҷолаташ.
Оре, ба ҳар кӣ шеър барӣ, лат бувад ҷазош,
К-ӯ шеъри кас, ки бошад аз ин сон ҷазолаташ.

---

Арабӣ: [1] Қавми маро ҳидоят кун (ба роҳи рост), онҳо намедонанд
[2] Ҳамчун об ё чун ранг дар гул
[3] Ман мезанам дарро; ман кал ҳастам

Тозисавор Маҷнун мулки сухан гирифта,
Дар нуктаҳои тозӣ бо вай сухан надорам,
Лекин ба гоҳи ҷавлон майдони форсиро
Маҷнуни дигар омад ангушти найсаворам!

Фарзанд Заҳириддин панҷум зи муҳаррам
Дар мунтасифи зӯҳр шуд ороми дили мо.
Ҷуз золика Исо нашуд аз ғайб ишорат,
Ҷустем чу номаш зи рақамномаи асмо.
Малфуз зи Исо чу шуморанд, на мактуб,
Таърихи валодат бувадаш «золика Исо».

Нури дида, Заҳиридин, ки фитод
Додану бурданаш ба ҳам наздик.
Буд барқе зи осмони карам,
Зодану мурданаш ба ҳам наздик.

Хушнависе чу орази хубон
Суханамро ба хатти хуб орост.
Лек дар ҳар ғазал ба саҳви қалам
Гоҳ чизе фузуду гоҳе кост.
Кардам ислоҳи он ман аз хати хеш,
Гарчи н-омад чунончи дил мехост.
Ҳар чӣ ӯ карда буд бо суханам,
Бо хати ӯ қусур кардам рост.

Ба килки тез фалон хушнавис шеъри маро,
Назад рақам, ки на ҳар байт ба захме хос.
Кунун ман аз паи ислоҳи шеър бар хати ӯ
Қаламтарош кашидам, ки алҷурӯҳа қасос[1].

Фиғон зи дасти он котиб, ки килкаш
Ба бешу камнависӣ шуд фасона.

---

[1] Ҷароҳатамро қасос бояд!

Зи бешу камнависиҳои ӯ шеър
Зи баҳру вазн монад бар карона.
Навишт аз маснавӣ баҳрам китобе,
Ки чун ҷӯям зи назм он ҷо нишона,
Наёбам з-он нишона ҷуз баёзе,
Ки дорад ҳарду мисраъ дар миёна.

Ҷадвалосо дар ин саҳифаи роз
Гирди ҳар саҳфа-саҳфа гардидам.
Чун ҳудуди Хитояш аз хати хуш
Нофаомезу мушкбӯ дидам,

Бо ду ангушт казлаку[1] хома
Нофаҳои Хито аз ӯ чидам.
Нағзхат дилбаре фиристодам,
Ҳамчу Юсуф ягона дар хубӣ.
Бу, ки ёбад зи шаҳриёри ҷаҳон
Назари илтифоти Яъқубӣ.

Ҷаҳонпаноҳо, бодат худо паноҳ,
ки шуд
Зи накшбандии лутфат ҷаҳон нигористон.
Шикори чангали бозӣ зафаршикорат бод
Ҳазор тоири давлат дар ин шикористон.
Зи нӯги хома яке равза кардаам тартиб,
Ки пеши дидаи ҳосид намуда хористон.
Ба кишвари ту фиристода шуд бад-он умед,
Ки аз насими қабулат шавад баҳористон.

Яке «Хамса» ирсол кардам, ки хома
Чу по баҳри тасвиди ӯ суда торак.
Паи баҳрагирӣ зи хони киромат,
Ба каф бодат ин «Хамса» хамсалмуборак.

---

[1] *Казлак* — қайчӣ кард.

Арӯси хуҷлаи табъам, ки шоҳиди сухан аст,
Зи обу хоки Хуросон чу дид носозӣ,
Видоъ кард марову ниҳод рӯй ба Рум,
Ба азми хидмати шоҳи муҷоҳиди ғозӣ.

Дӣ фиристод қитъае сӯи ман
Нуктадоне зи зумраи фузало.
Карда лафзе се-чор аз он ба ду ним,
То кунад оҷиз аз ҷавоб маро.
Гуфтам андар ҷавоби ӯ, к-эй маф —
Хари халқи худову қозии ҳо —
Ҷати асҳоб мутаассиф ба фазӣ —
Лати бисьёр хоҳамат ба дуо.

Ба фазли оми ту ё раб, ки дар сарои вуҷуд
Дақиқае зи фунуни карам фурӯ нагузошт.
Ба сунъи ту, ки надида мадад зи килку мидод
Ба лавҳи содаи ҳастӣ ҳазор нақш нигошт,
Ки бахш давлати ҷовид шаҳриёреро,
Ки файзи худ аз ҳеҷ кас дареғ надошт,
Баландмартаба Яъқуб бин Ҳасан, ки зи адл
Ливои ҷоҳу ҷалолат ба осмон афрошт,
Ҳисоби ҳосили ӯ ҷуз худо надонад кас,
Ба киштзори ҷаҳон баски тухми некӣ кошт.

Дӣ ба каф девони худ гуфтӣ, ки аз соҳибдилон
Кай бувад лоиқ, ки аз пеши назар дураш ниҳанд.
Шуд дилат ранҷа, чу гуфтам бар сари гӯри ту бод,
Кун васият, то чу мирӣ, бо ту дар гӯраш ниҳанд.

Даст дар тан-тани бисьёр мазан, эй мутриб,
Равнақе медиҳаш аз шеъри накӯгуфторе.
Ҷони ин тан-тани беҳудаи ту шеъри хуш аст,
Ҳаст ҳар тан, ки дар ӯ ҷон набувад,
мурдоре.

Чу гашт ин қасаб чома, яъне ки хома
Ба тасвиди ин нусхаи хуш мушарраф.
Ба лаҳни сарир ин садо омад аз вай,
Ки неъм-ал-муаллиф ва наъм ал-муаллаф.

Ҳар кӣ хоҳад, ки дар замона ба ҷӯд
Ба сад овоза номзад гардад.
Гӯ: Ду каф сифр кун, бубахшаш мол,
Ки яке аз ду сифр сад гардад.

Ба нони хушк, к-овардӣ ба пешам
Чаро бошӣ ба ҷӯди хеш ғарра?
Қумочи хаймаро монад, ки натвон
Зи вай кандан ба дандон ним зарра.
Чу нони ту зи ҷӯб омад, чӣ будӣ,
Ки будӣ з-оҳанам дандон чу арра.

Хоҷа овард баҳри суфраи мо
Пушти он як-ду гӯсфанд, ки кушт.
Лекин аз дасти нихвати ҷӯдаш
Нашуд олудаам ба он ангушт.
Ҳаст аз он бо худаш тасаввури он,
Ки ба Ҳотам ҳамерасад ба ду пушт.

Пушту паҳлӯе расонд аз хони шаҳр Деҳдору гуфт:
Хасм, гӯ дандон мазан,
гар нек ё бад, мехӯрам.
Учраи ҳаммолии пушт аст ин паҳлӯ маро,
Луқмае гар мехӯрам,
аз паҳлӯи худ мехӯрам.

Ба Деҳдор гуфтам, ки бардор бахш
Аз он суфра, к-аз вай сар афроштам.
Зи инсоф дам зад, к-аз он бахши ман
Ҳамон бас, ки дар роҳ бардоштам!

Хоча дорад уштуреву хаймае,
Дар сафар розй ба қути лоямут.
Уштуре чун анкабут аз лоғарй,
Хайма, болояш кабайтилъанкабут.[1]

Мегуфт дй хатиб, ки хоҳам нишони шоҳ,
То асби ман зи элчиён кам кашад газанд.
Гуфтам: Фурӯш асбу бихар худ харе,
Зеро ки ҳаст баҳри хитобат харй писанд.

Дй ба ҳаммом андарун аз фарқи он маҳ сартарош
Ҷамъ мекард, он чй меафканд дар як коса об.
Баъд аз он киса ба каф даллок[2] бар вай дӯст ёфт,
Киса мемолид бар симин танаш бо сад шитоб,
Ҳарду чун аз хизмати он фарқу тан фориғ шуданд,
Он ба коса мушти тар бурд, ин ба киса сими ноб.

Ҷомиё, з-он чй ҳосил, ар ба масал
Бигзарй аз саду дувист шавй.
Охири кор нест хоҳй шуд,
Нест шав, пеш аз он ки нест шавй!

Ба саҳро дид море он муханнас,
Ки аз мардй набудаш ҳеҷ ранге.
Зи бими мор меларзиду мегуфт:
Ки инак мор, ку мардеву санге?

Ба фасли дай аз барфҳои паёпай
Фитодаст дар хонаам қаҳтсолй.
На аз гӯшт чандон, ки ояд ба дандон,
На аз ҳима[3] чандон, ки созам ҳилоле.

---

Арабй: [1] Монанди хонаи тортанак
[2] *Даллок* — ходими ҳаммом
[3] *Ҳима* — чӯб барои оташгиронй

## Рубоиёт

То мо раҳи тасбеҳу сано мепӯем,
Субҳонака, ло илма лано[1] мегӯем.
Лавҳи талаб аз ҳарфи дуо мешӯем,
Чун дархӯри мост, он чӣ мо мегӯем.

Аз соҳати дил гарди риё рӯфтан беҳ,
В-он гаҳ гуҳари ҳамду сано суфтан беҳ.
Лекин чу забони илм аз он кӯтоҳ аст,
Субҳонака, ло илма лано[1] гуфтан беҳ.

Дил гавҳари сабҳаи муҳаббат месуфт,
В-аз соҳати ҷон ғубори ғафлат мерӯфт.
Як ғунча зи боғи ҳусни ҷонон бишукуфт,
«Ҷаллат сабаҳоту ваҷҳ-ал боқӣ»[2]— гуфт.

Равшан гуҳаре, ки ҷони покон суфтаст,
Гарди ғафлат зи хобнокон рӯфтаст.

---

Арабӣ: [1] Ҳамду сано бод ба ту, мо намедонем
[2] Зиёда шавад тасбеҳҳое, ки сабаби бақост

«Қоналлоҳу вало шайъин ва мааҳ»[1] — гуфт яке,
В-он дигаре, «ал-она камо кон»[2] — гуфтааст.

Ҷоно, лабам аз фикри ту хомӯш мабод!
Ёди ту зи хотирам фаромӯш мабод!
Ҳар ҷо зи шамоилат ҳадисе гузарад,
Зарроти вуҷуди ман ба харгӯш мабод!

То ту назанӣ таъни касе дар олам,
З-онсон, ки заданд қудсиён бар Одам.
Эзид ба забони ҷумла олам ҳар дам
Гӯяд: иннӣ аъламу молотаъламу.[3]

Аз шаҳри адам омадаам сӯи вуҷуд,
Афтода ғарибам ба сари кӯи вуҷуд!
Гуфтӣ, ки дар ин кӯй чӣ хоҳӣ, Ҷомӣ?
Хоҳам адаме, ки нашнавад бӯи вуҷуд!

Онам, ки ба аҳди ишқбозӣ гаравам,
Ҳошо, ки ба ғайри ишқ бозӣ гаравам!
Ҳамвора қадам бар қадами ишқ равам,
Кай ҳукми ҳакиму мутакаллим шунавам?!

То кай зи тасаввуф хару бор овардан?
Бар ҷои яке нукта ҳазор овардан?
Хомӯш, ки ҳосили ҳама як сухан аст,
Рӯй аз ҳама тофтану ба ёр овардан.

То пеши ту, эй шамъи Чигил, мардудам,
Бо дуди дил аз сӯхтагон маъдудам!

---

[1] Худо ҳасту ба ҷуз ӯ чизе нест
[2] Чи навъе, ки буд, ҳоло ҳам ҳаст
[3] Арабӣ: Ҳамоно, медонам ман он чизеро, ки ту намедонӣ

Аз оҳи дил истода бар сар дудам,
Аз оҳ, ҳамоно, алифи мамдудам.

Ман кистам?— Аз шаҳри хирад тохтае,
Дар ишқи бутон дунйиву дин бохтае.
Хона ба хароботи муғон сохтае,
Аз ҳар чӣ, на ишқ, хона пардохтае!

Расвошуда лӯлие рубобе дар даст
Аз кӯи харобот ҳамеомад маст.
Бо хештан ин тарона мезад пайваст,
Қ-эй вои касе, ки аз худу халқ нараст!

Эй хонда ба азми рафтан афсуни ҳама,
Бигрифта ғамат даруну беруни ҳама.
Мо зинда ба онем, ки боз ой зуд
Гар дер ой, ба гарданат хуни ҳама!

Эй кушта маро ба теғи лоғу лоба,
Дур аз ту ба сони моҳиям бар тоба!
Ман ғарқа ба хун бе туву ту бо дигарон
Ҳамхонаву ҳамхобаву ҳамгармоба!

Гоҳе зи ғамат чу абр ғирьянда шавам,
Гоҳе ба рухат чу барқ дар ханда шавам.
Ту ҷони манӣ, зи рафтану омаданат,
Набвад аҷаб, ар бимираму зинда шавам!

Бастӣ камари видоъу з-ин шева маро
Ҳам даст зи кор рафту ҳам пой зи ҷо.
Не даст, ки домани ту гирам, ки марав,
Не пой, ки дар паи ту оям, ки биё.

Шӯхе, ки балои дилу дин афтодаст,
Бар хоки раҳ аз хонаи зин афтодаст.

Ӯ партави хуршеди ҷамоли азал аст,
Аз вай чӣ аҷаб, гар ба замин афтодаст.

Рӯзе, ки сӯи аҳли вафо меоӣ,
Афтону хезон ҳамчу сабо меоӣ.
Тозон-тозон ҳамеравӣ аз бари мо,
Лангон-лагон ба сӯи мо меоӣ.

Чун дида бубандам, ба хаёли ту хушам,
Чун бикшоям, ба хатту холи ту хушам.
Алқисса, чӣ дар хобу чӣ дар бедорӣ
Доим ба тамошои ҷамоли ту хушам.

Ҷоно, бинишину з-он ду лаб дар гӯшам
Гӯ як сухану зи нола кун хомӯшам!
В-ар не, зи хароши дили хӯд бихрӯшам,
Худрову туро ба оламе бифрӯшам.

Чун сӯи ман, эй ҷону ҷаҳон, дер оӣ,
Хоҳӣ бикӯшӣ зудам, аз он дер оӣ?!
Гар умр ниҳам номи ту, ё ҷон, чӣ аҷаб,
Чун умр равӣ зуду чу ҷон дер оӣ!

Вон дили он ки дилситонаш биравад,
В-аз боғи назар сарви равонаш биравад.
Гуфти, ки ба рафтанам ризо деҳ; ҳайҳот,
Чун зинда ризо диҳад, ки ҷонаш биравад?!

Рӯзе бинӣ маро ба хок афтода,
В-аз теғи аҷал ба сина чок афтода.
Ҷон рӯй ба олами бақо оварда,
Тан бар сари бистари ҳалок афтода.

Бекор дило, ба корфармо нарасӣ,
Ин ҷо накунӣ кор, бад-он ҷо нарасӣ.

Кори худ аз имрӯз ба фардо мафиган,
Тарсам, ки аз имрӯз ба фардо нарасӣ.

Ё раб, зи зиёну суди хешам бираҳон,
В-аз нисбати бухлу ҷӯди хешам бираҳон!
Ман нохушие, ки дорам, аз худ дорам,
Аз нохушии вуҷуди хешам бираҳон!

То тарки авоиқу алоиқ накунӣ,
Қатъи назар аз кулли халоиқ накунӣ.
Дар кулбаи тавҳид зи рӯи ихлос
Як саҷдаи шоистаи лоиқ накунӣ.

То кай талабӣ ҷонон чун нодонон
З-ин шуъбадабозакони афсунхонон?
Хоҳӣ, ки ба ҷонон бирасӣ, рав, гум кун
Тан дар дилу дил дар ҷон, ҷон дар ҷонон.

Як нима зи умр дар батолат бигузашт,
Як нима ба ташвиру хиҷолат бигузашт.
Умре, ки даме аз ӯ ҷаҳоне арзад,
Бингар, ба чӣ ҳилату чӣ ҳолат бигузашт.

Ҳар гаҳ хонӣ «алиф бе», эй ҳурнажод,
Аз дасти ду дол алифат хоҳам дод.
То натвонад ба мими ту чашм кушод,
Ангушт ниҳам зи рашк бар дидаи сод.

Бар азми сараф диле зи гетӣ ношод
Рафтам ба видои он бути ҳурнажод.
Мекард видоъу ашкрезон мегуфт:
Рафтиву гузоштӣ маро, шармат бод!

Ҷонона, ки омад гулу гулшан ҳама ӯ,
Дар гулшани ҷон сунбулу савсан ҳама ӯ.

Бардошта аз миёна пиндори дуй,
Ҳам ӯ ҳама ман гаштаву ҳам ман ҳама ӯ.

Гоҳе кушиям ба рафтан, эй ишвапараст,
Гаҳ з-омадан аз нест маро сози ҳаст.
То чанд гаҳе кушиву гаҳ зинда кунӣ,
Як бора бирафтиву бикуштиву бираст.

Девонаи шакли динбарандози туам,
Мафтуни ду лаъли нағмапардози туам.
Эй вой ман он замон, ки монад маҳрум
Дида зи ҷамолу гӯш аз овози туам!

Дар дида зи ту абри баҳорӣ дорам,
Бар чеҳра шукуфта лолазоре дорам.
Лутфе бинамову парда аз талъати хеш
Бикшо, ки азим интизорӣ дорам.

Дидори ту, эй ёри писандидаи ман,
Ҳайф аст бад-ин дидаи ғамдидаи ман.
Дар дидаи ман нишину бикшой никоб,
Худ бин, рухи хеш, лек аз дидаи ман.

Аз луҷҷаи бахр соҳиле мехоҳам,
Дар соҳати васл манзиле мехоҳам.
Инҳо ҳама иллат аст, бе хоҳиши хеш
Мустағраки ишқи ту диле мехоҳам.

Рафт он, ки талабгори висолат бошам,
Ҷӯёи рухи хуҷастафолат бошам.
Бинмой ҷамоли ишқи ушшоқи худам,
То ошиқи ошиқи ҷамолат бошам.

Хуш бо дигароний, эй рухи рашки парӣ,
Бан ман ҳама роҳи нохушӣ месипарӣ.

Чун давлати суди васли ту ёфт нашуд,
Дар мотами ноёби ману навҳагарӣ.

Бо теғи ту гар сар нафарозам, чӣ кунам?
Сар дар раҳи ишқи ту набозам, чӣ кунам?
Чун давлати ёфт бишуд насиби дигарон,
Бо меҳнати ноёб насозам, чӣ кунам?

Гуфтӣ, ки сиёҳ аст туро хирқа ба ранг,
Овардаам ин ранг ман аз дайри фаранг.
Ҳар лаҳза чу ноқус кашам аз дили танг
Аз дурии он дайри ҷигарсӯз оҳанг.

Он маҳ, ки ба дил ҳарфи вафо карда дуруст,
Дӣ буд ба ҳаммом пас аз субҳи нахуст.
Обе ба сарам рехт зи сарчашмаи лутф,
В-аз лавҳи дилам нақши бутон пок бишуст.

Эй аз ту маро гӯш пуру дида тиҳӣ,
Хуш он, ки зи гӯш пой дар дида ниҳӣ.
Ту мардуми дидаӣ, на овозаи гӯш,
Аз гӯш ба дида о, ки дар дида беҳӣ.

Эй пояи бухл аз ту шуда пасти сахо!
В-аз соғари лутфи ту ҷаҳон масти сахо!
Мебуд сахо пойсипари бухл шуда,
Бигрифт сахои дасти ту дасти сахо!

Гул гарчи кашад сарзаниш аз хори дурушт,
Рӯ бо туву бар дарахти худ дорад пушт.
Бо қадди ту шохи гул магар даъвӣ кард,
К-аш гул ба тапонча мезанад ғунча ба мушт.

## МУНДАРИЧА

**Қасоид**



**Ғазалиёт**

*Абдурахман Джами*

СОБРАНИЕ СОЧИНЕНИЙ В 8-ми ТОМАХ

(на таджикском языке)

Муқарриз *М. Шарифов*
Муҳаррир *Х. Шанбезода*
Ороиши *К. Туренко*
Муҳаррири ороиш *А. Муҳаммадиев*
Муҳаррири техникӣ *М. Саидова*
Мусаҳҳеҳ *О. Ғафурова*

**Ба матбаа 20.01.88 супурда шуд. Ба чопаш 16.11.88 имзо шуд. Формати** $70\times108^{1}/_{32}$. Қоғази типографии № 1. Гарнитурааш адабӣ. Чопаш **барҷаста. Ҷузъи чопии шартӣ 24,5±0,26 нак.** Ҷузъи рангаи шартӣ 25.9. **Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 13,131+0,22 нак. Адади нашр 10000. Супориши** № 389. Нархаш 1 с. 40 тин.

Душанбе, нашриёти «Адиб», кӯчаи Рӯдакӣ, 33.

Матбааи № 1 Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб.

Душанбе, хиёбони Ленин, 37.

